سَيَقُولُ السُّفَهَاءُ مِنَ النَّاسِ مَا وَلَّاهُمْ عَن قِبْلَتِهِمُ الَّتِي كَانُوا عَلَيْهَا ۚ قُل لِّلَّهِ الْمَشْرِقُ وَالْمَغْرِبُ ۚ يَهْدِي مَن يَشَاءُ إِلَىٰ صِرَاطٍ مُّسْتَقِيمٍ ﴿١٤٢﴾ وَكَذَٰلِكَ جَعَلْنَاكُمْ أُمَّةً وَسَطًا لِّتَكُونُوا شُهَدَاءَ عَلَى النَّاسِ وَيَكُونَ الرَّسُولُ عَلَيْكُمْ شَهِيدًا ۗ وَمَا جَعَلْنَا الْقِبْلَةَ الَّتِي كُنتَ عَلَيْهَا إِلَّا لِنَعْلَمَ مَن يَتَّبِعُ الرَّسُولَ مِمَّن يَنقَلِبُ عَلَىٰ عَقِبَيْهِ ۚ وَإِن كَانَتْ لَكَبِيرَةً إِلَّا عَلَى الَّذِينَ هَدَى اللَّهُ ۗ وَمَا كَانَ اللَّهُ لِيُضِيعَ إِيمَانَكُمْ ۚ إِنَّ اللَّهَ بِالنَّاسِ لَرَءُوفٌ رَّحِيمٌ ﴿١٤٣﴾ قَدْ نَرَىٰ تَقَلُّبَ وَجْهِكَ فِي السَّمَاءِ ۖ فَلَنُوَلِّيَنَّكَ قِبْلَةً تَرْضَاهَا ۚ فَوَلِّ وَجْهَكَ شَطْرَ الْمَسْجِدِ الْحَرَامِ ۚ وَحَيْثُ مَا كُنتُمْ فَوَلُّوا وُجُوهَكُمْ شَطْرَهُ ۗ وَإِنَّ الَّذِينَ أُوتُوا الْكِتَابَ لَيَعْلَمُونَ أَنَّهُ الْحَقُّ مِن رَّبِّهِمْ ۗ وَمَا اللَّهُ بِغَافِلٍ عَمَّا يَعْمَلُونَ ﴿١٤٤﴾ وَلَئِنْ أَتَيْتَ الَّذِينَ أُوتُوا الْكِتَابَ بِكُلِّ آيَةٍ مَّا تَبِعُوا قِبْلَتَكَ ۚ وَمَا أَنتَ بِتَابِعٍ قِبْلَتَهُمْ ۚ وَمَا بَعْضُهُم بِتَابِعٍ قِبْلَةَ بَعْضٍ ۚ وَلَئِنِ اتَّبَعْتَ أَهْوَاءَهُم مِّن بَعْدِ مَا جَاءَكَ مِنَ الْعِلْمِ ۙ إِنَّكَ إِذًا لَّمِنَ الظَّالِمِينَ ﴿١٤٥﴾



(142) Ба зудӣ ҷоҳилони бехиради яҳуд ва мунофиқони шабеҳашон хоҳанд гуфт: “**Мусулмононро аз самти Байт-ул-мақдис, ки қабл аз ин қиблаи онҳо буд, чӣ баргардонида аст?**” Эй Паёмбар, дар посухашон бигӯ: “**Ҳукмфармоӣ ва моликияти машриқу мағриб ва кулли самтҳо танҳо аз они Аллоҳ (ҷ) аст. Ҳар киро ба ҳар тараф хоҳад, мегардонад. Ва Ӯ аз миёни бандагонаш ҳар киро хоҳад, ба роҳи рост раҳнамоӣ мекунад.**”

(143) Ва чунончи Мо ба сӯи Каъба рӯй овардинатонро писандидем, ҳамин тавр шуморо дар байни умматҳои дигар беҳтарин уммати адолатпарвар ва дар эътиқод, ибодат, муомила муътадил гардонидем, то рӯзи қиёмат шоҳидони паёмбарони Худо гашта, гувоҳӣ диҳед, ки онҳо дастуроти илоҳиро ба пайравони хештан расониданд ва то Муҳаммади паёмбар (с) бар шумо гувоҳ гардад, ки ӯ пайғоми Худоро ба шумо расонида аст. Ва Мо қиблаи Байт-ул-мақдисро, ки ба сӯи он рӯй меовардӣ, барнагардонидем, магар ба мақсади он ки илми ғайбии Мо ба илми айнӣ табдил гашта, барои мардум аён шавад, ки чӣ касе ба он чи Худо муқаррар намуда аст, розӣ шуда, мутеи он мегардад ва аз Паёмбар пайравӣ мекунад ва чӣ касе аз динаш баргашта, аз хоҳиши худ пайравӣ намуда, аз амри Худо итоат намекунад. Ва ба дурустӣ, рухдоди баргардонидани мусулмонон аз қиблаи нахустинашон кори бузург буд, магар барои бандагоне, ки Худо ба онҳо тавфиқи ҳидоят ба сӯи имонро дода аст ва медонанд, ки аҳкоми Худо ҳикмати зиёд дорад. Ва Худо ҳаргиз имони шумо, аз ҷумла он намозатонро, ки то имрӯз қабл аз тағйирёбии қибла ба сӯи Байтулмақдис адо менамудед, зоеъ намесозад. Ҳамоно Худо ба бандагон бағоят Бахшандаи Меҳрубон аст. Онҳоро дучори сахтӣ намекунад ва подоши амалашонро зоеъ намегардонад.

(144) Эй Паёмбар, Мо бегумон ба сӯи осмон гаштани чеҳра ва нигоҳатро барои интизории он ки дар бораи аз сӯи Байт-ул-мақдис ба сӯи Хонаи Каъба тағйир ёфтани қибла пайғоми Худо нозил хоҳад шуд, мебинем. Пас, Мо ҳатман туро аз самти Байт-ул-мақдис ба сӯи Хонаи Каъба, ки қиблаи маҳбуб ва писандидаи ту аст, бармегардонем. Пас, чеҳраатро ба самти Масҷид-ул-ҳароми Маккаи мукаррама баргардон. Ва эй мӯъминон, дар ҳар куҷо бошед, пас вақти адои намоз чеҳраи худро ба он тараф баргардонед. Ва ҳамоно аҳли Китоб аз яҳуду насоро ба яқин медонанд, ки баргаштани қибла ба сӯи Каъба амри ростини аз ҷониби Офаридгор ва Чорасози корҳояшон нозилшуда аст. Зеро ин масъала дар Китобҳояшон мавҷуд аст. Ва Худо аз корҳое, ки ин тоифаи аз ҳақ рӯй гардонида анҷом медиҳанд, ғофил нест. Балки Ӯ ҳамаро медонад ва ҳатман онҳоро ба сазои аъмолашон мерасонад.

(145) Ва эй Паёмбар, ба Зоти Хеш савганд, ки агар ту ба аҳли Китоб аз яҳуду насоро ҳар оят ва ҳуҷҷатеро оиди ҳақ будани тағйирёбии қибла биёрӣ, онҳо бо якравӣ ва кибр ба сӯи қиблаи ту рӯй намеоранд ва ту низ баъд аз он ки Худо туро аз қиблаи онҳо баргардонида аст, ба сӯи қиблаашон рӯйоваранда нестӣ ва баъзеашон ба сӯи қиблаи баъзеи дигар рӯйоранда нестанд. Зеро онҳо якдигарро кофир медонанд. Ва агар ту дар бораи қибла ва дигар аҳком баъд аз он ки бароят дониши саҳеҳи аз шубҳа холӣ омада аст, аз ин ҷамоа пайравӣ кунӣ, он гоҳ яқинан бо тарки ҳидояту пайравии хостаҳои нафс аз ҷумлаи золимон мегардӣ.

Ин хитоб бо мақсади баёни зиштии пайравии яҳуду насоро ба Паёмбар (с) равона шуда аст, аммо дар воқеъ Худованд он касро аз пайравии онҳо нигоҳ дошта аст. Мусалмонон мухотаби зимнӣ буда, Парвардигор онҳоро аз тобеи яҳуду насоро гаштан ҳушдор медиҳад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1. Эътироз бар аҳкому қонунҳои Худо ва ғофил нишон додани хеш аз мақсадҳои Шариат далели камхирадӣ мебошад;
2. Оятҳои карима фазилат ва шарофати уммати Муҳаммад (с)-ро ифода мекунад. Зеро Худованд онҳоро мадҳ намуда, мардуми муътадил ва беҳтарин уммат меномад;
3. Аз пайравии хостаҳои аҳли Китоб бояд парҳез намуд. Чунки онҳо баъди шинохтани ҳақ аз он рӯй гардонидаанд;
4. Дар вақти нузули пайғом мансухшавии аҳкоми шаръӣ имкон дорад. Далели ин гуфта тағйир ёфтани самти қибла аз Байт-ул-мақдис ба сӯи Хонаи Каъба аст.

ٱلَّذِينَ ءَاتَيْنَٰهُمُ ٱلْكِتَٰبَ يَعْرِفُونَهُۥ كَمَا يَعْرِفُونَ أَبْنَآءَهُمْ
وَإِنَّ فَرِيقًا مِّنْهُمْ لَيَكْتُمُونَ ٱلْحَقَّ وَهُمْ يَعْلَمُونَ ﴿١٤٦﴾ ٱلْحَقُّ
مِن رَّبِّكَ فَلَا تَكُونَنَّ مِنَ ٱلْمُمْتَرِينَ ﴿١٤٧﴾ وَلِكُلٍّ وِجْهَةٌ
هُوَ مُوَلِّيهَا فَٱسْتَبِقُوا۟ ٱلْخَيْرَٰتِ أَيْنَ مَا تَكُونُوا۟ يَأْتِ بِكُمُ ٱللَّهُ
جَمِيعًا إِنَّ ٱللَّهَ عَلَىٰ كُلِّ شَىْءٍ قَدِيرٌ ﴿١٤٨﴾ وَمِنْ حَيْثُ خَرَجْتَ
فَوَلِّ وَجْهَكَ شَطْرَ ٱلْمَسْجِدِ ٱلْحَرَامِ وَإِنَّهُۥ لَلْحَقُّ مِن رَّبِّكَ
وَمَا ٱللَّهُ بِغَٰفِلٍ عَمَّا تَعْمَلُونَ ﴿١٤٩﴾ وَمِنْ حَيْثُ خَرَجْتَ فَوَلِّ
وَجْهَكَ شَطْرَ ٱلْمَسْجِدِ ٱلْحَرَامِ وَحَيْثُ مَا كُنتُمْ فَوَلُّوا۟
وُجُوهَكُمْ شَطْرَهُۥ لِئَلَّا يَكُونَ لِلنَّاسِ عَلَيْكُمْ حُجَّةٌ إِلَّا ٱلَّذِينَ
ظَلَمُوا۟ مِنْهُمْ فَلَا تَخْشَوْهُمْ وَٱخْشَوْنِى وَلِأُتِمَّ نِعْمَتِى عَلَيْكُمْ
وَلَعَلَّكُمْ تَهْتَدُونَ ﴿١٥٠﴾ كَمَآ أَرْسَلْنَا فِيكُمْ رَسُولًا مِّنكُمْ يَتْلُوا۟
عَلَيْكُمْ ءَايَٰتِنَا وَيُزَكِّيكُمْ وَيُعَلِّمُكُمُ ٱلْكِتَٰبَ وَٱلْحِكْمَةَ
وَيُعَلِّمُكُم مَّا لَمْ تَكُونُوا۟ تَعْلَمُونَ ﴿١٥١﴾ فَٱذْكُرُونِىٓ أَذْكُرْكُمْ
وَٱشْكُرُوا۟ لِى وَلَا تَكْفُرُونِ ﴿١٥٢﴾ يَٰٓأَيُّهَا ٱلَّذِينَ ءَامَنُوا۟
ٱسْتَعِينُوا۟ بِٱلصَّبْرِ وَٱلصَّلَوٰةِ إِنَّ ٱللَّهَ مَعَ ٱلصَّٰبِرِينَ ﴿١٥٣﴾



(146) Он касоне аз донишмандони яҳуду насоро, ки Мо барояшон Китоб додаем, чунончи фарзандонашонро мешиносанд ва онҳоро аз якдигар фарқ мекунанд, ҳамин гуна рухдоди тағйирёбии қибларо, ки назди онҳо аз ҷумлаи нишонаҳои нубуввати Паёмбари охирзамон (с) аст, мешиносанд. Аммо бо вуҷуди ин тоифае аз онҳо бегумон аз рӯи ҳасад ҳақиқати овардаи Паёмбари охирзамонро дар ҳоле ки дуруст будани онро медонанд, пинҳон мекунанд.

(147) Ин ҳақиқат аз сӯи Парвардигорат омада аст. Пас, дар бораи дурустии он аз зумраи шубҳакунандагон мабош.

(148) Ва ҳар як уммат самти ҳиссӣ ё маънавии худро дорад, ки он уммат ба он самт рӯй меорад. Гуногунии умматҳо оиди қибла ва қонунҳои Худо аз ҳамин қабил аст. Пас, агар гуногунии самте, ки ба сӯи он рӯй меоранд, бар асоси фармони Худо сурат гирифта бошад, боке надорад. Пас, эй мӯъминон, дар корҳои хайре, ки ба анҷоми он амр шудаед, бо якдигар пешдастӣ кунед. Дар ҳар куҷо бошед, Аллоҳ (ҷ) рӯзи қиёмат шуморо ҷамъ месозад, то подоши аъмолатонро бидиҳад. Ҳамоно Аллоҳ (ҷ) ба тамоми чиз Қодир аст. Гирд овардани шумо ва муҷозот доданатон Ӯро оҷиз намегардонад.

(149) Ва эй Паёмбар, ту ва пайравонат аз ҳар куҷо берун шавед ва ҳар куҷо бошед ва қасди адои намоз кунед, пас, рӯятонро ба самти Хонаи Каъба баргардонед. Ва албатта, ин рӯй овардан ба самти Каъба ҳақиқатест, ки ба ту аз ҷониби Парварди-горат ваҳй шуда аст. Ва Аллоҳ (ҷ) аз он чи мекунед, ғофил нест, балки тамоми ҷузъиёти коратонро медонад ва ҳатман барои он ба шумо подош хоҳад дод.

(150) Ва эй Паёмбар, аз ҳар куҷо берун шавӣ ва қасди адои намоз кунӣ, пас рӯятро ба сӯи Масҷид-ул-ҳаром баргардон ва эй мӯъминон, дар ҳар куҷо бошед, пас рӯйи хешро ҳангоми хондани намоз ба сӯи он баргардонед, то мардум алайҳи шумо ҳуҷҷат надошта бошанд, магар золимони онҳо. Золимон ситезаҷӯии худро идома дода, бо заифтарин далел алайҳи шумо ҳуҷҷат меоранд. Пас, аз онҳо натарсед ва бо иҷрои амрҳо ва парҳез аз ҳаромҳо танҳо аз Ман битарсед. Ҳамоно Ман барои он ба сӯи Масҷид-ул-ҳаром рӯй оварданро машрӯъ гардонидам, ки неъмати Худро бо ҷудо сохтани шумо аз дигар умматҳо бароятон ба итмом расонам ва шуморо ба сӯи мушаррафтарин қиблаи мардум раҳнамой кунам.

(151) Он гуна ки бароятон неъмати дигареро инъом намуда, ба сӯи шумо аз худи шумо паёмбареро фиристодем, ки бароятон оятҳои Моро тиловат мекунад ва шуморо бо амр намудан ба корҳои дорои фазилату некӣ ва боз доштан аз аъмоли нописанду бад пок месозад ва ба шумо Қуръон ва суннатро таълим медиҳад ва ба шумо аз умури дину дунё чизҳоеро меомӯзонад, ки қаблан онро намедонистед.

(152) Пас, Маро бо қалбу аъзои баданатон ёд кунед, Ман шуморо бо мадҳу ситоиш ва ҳифз намудан ёд мекунам. Зеро подош аз навъи амал аст. Ва лутфу эҳсонҳои Маро, ки онро ба шумо инъом кардаам, шукргузорӣ намоед ва бо инкор ва дар ҷои ҳаром истифода бурдани неъматҳо Маро носипосӣ накунед.

(153) Эй касоне, ки имон овардаед, дар анҷоми ибодат ва таслим гаштан ба фармони Ман аз сабр ва намоз ёрӣ ҷӯед. Ҳамоно Аллоҳ (ҷ) бо сабркунандагон аст. Ба онҳо кӯмак мерасонад ва сарфарозашон мегардонад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1. Сабаби тӯлонӣ гаштани баҳси қибла дар он аст, ки ин масъала далели нубуввати Паёмбар (с) мебошад;
2. Тарки ҷидол, машғул шудан ба ибодат ва шитофтан ба сӯи Худо рӯзи қиёмат барои банда фоидаи бештар дорад;
3. Амалҳои шоистае, ки бандаро ба Худо мепайвандад, гуногун ва сершумор аст. Агар банда аз он якеро, ки ба ҳолаш мувофиқтар аст, интихоб кунад, боке надорад;
4. Зикри Худо дорои шаъну мақоми баланд аст. Зеро Худо дар иваз номи он бандаро дар олами малакут зикр менамояд.

وَلَا تَقُولُوا لِمَن يُقْتَلُ فِي سَبِيلِ اللَّهِ أَمْوَاتٌ بَلْ أَحْيَاءٌ وَلَٰكِن
لَّا تَشْعُرُونَ ﴿١٥٤﴾ وَلَنَبْلُوَنَّكُم بِشَيْءٍ مِّنَ الْخَوْفِ وَالْجُوعِ
وَنَقْصٍ مِّنَ الْأَمْوَالِ وَالْأَنفُسِ وَالثَّمَرَاتِ ۗ وَبَشِّرِ الصَّابِرِينَ ﴿١٥٥﴾
الَّذِينَ إِذَا أَصَابَتْهُم مُّصِيبَةٌ قَالُوا إِنَّا لِلَّهِ وَإِنَّا إِلَيْهِ رَاجِعُونَ
﴿١٥٦﴾ أُولَٰئِكَ عَلَيْهِمْ صَلَوَاتٌ مِّن رَّبِّهِمْ وَرَحْمَةٌ ۖ وَأُولَٰئِكَ
هُمُ الْمُهْتَدُونَ ﴿١٥٧﴾ ۞ إِنَّ الصَّفَا وَالْمَرْوَةَ مِن شَعَائِرِ اللَّهِ ۖ
فَمَنْ حَجَّ الْبَيْتَ أَوِ اعْتَمَرَ فَلَا جُنَاحَ عَلَيْهِ أَن يَطَّوَّفَ بِهِمَا ۚ
وَمَن تَطَوَّعَ خَيْرًا فَإِنَّ اللَّهَ شَاكِرٌ عَلِيمٌ ﴿١٥٨﴾ إِنَّ الَّذِينَ
يَكْتُمُونَ مَا أَنزَلْنَا مِنَ الْبَيِّنَاتِ وَالْهُدَىٰ مِن بَعْدِ مَا بَيَّنَّاهُ
لِلنَّاسِ فِي الْكِتَابِ ۙ أُولَٰئِكَ يَلْعَنُهُمُ اللَّهُ وَيَلْعَنُهُمُ اللَّاعِنُونَ
﴿١٥٩﴾ إِلَّا الَّذِينَ تَابُوا وَأَصْلَحُوا وَبَيَّنُوا فَأُولَٰئِكَ أَتُوبُ عَلَيْهِمْ ۚ
وَأَنَا التَّوَّابُ الرَّحِيمُ ﴿١٦٠﴾ إِنَّ الَّذِينَ كَفَرُوا وَمَاتُوا وَهُمْ
كُفَّارٌ أُولَٰئِكَ عَلَيْهِمْ لَعْنَةُ اللَّهِ وَالْمَلَائِكَةِ وَالنَّاسِ أَجْمَعِينَ
﴿١٦١﴾ خَالِدِينَ فِيهَا ۖ لَا يُخَفَّفُ عَنْهُمُ الْعَذَابُ وَلَا هُمْ يُنظَرُونَ ﴿١٦٢﴾
وَإِلَٰهُكُمْ إِلَٰهٌ وَاحِدٌ ۖ لَّا إِلَٰهَ إِلَّا هُوَ الرَّحْمَٰنُ الرَّحِيمُ ﴿١٦٣﴾



(154) Ва эй мӯъминон, дар шаъни касоне, ки дар ҷиҳоди роҳи Худо кушта мешаванд, "**Онҳо чун дигарон мурдаанд**" нагӯед, балки онҳо назди Парвардигорашон зинда ҳастанд, валекин шумо навъи ҳаёти онҳоро дарк намекунед. Чунки он зиндагонии махсус буда, ягона роҳи шинохтанаш пайғоми Худо аст.

(155) Ва Мо бегумон шуморо ба воситаи мусибатҳои гуногун, бо хавф аз душман ва гуруснагӣ ва камшавии молҳо бо аз байн рафтан ё душвор гаштани касби он ва камшавии ҷонҳо бо омадани офатҳои ҳалоксозанда ё шаҳодат дар роҳи Худо ва камшавии маҳсулоти замин месанҷем. Ва эй Паёмбар, бандагони дар мусибат сабркунандаро аз он чи онҳоро дар дунёву охират хушҳол мегардонад, мужда бидеҳ.

(156) Бандагони босабр касонеанд, ки вакте аз ҳаводиси мазкур, ба онҳо мусибате бирасад, бо ризомандӣ мегӯянд: "**Яқинан мо аз они Худо ҳастем, дар ҳаққамон ҳар гуна хоҳад, ҳукм мекунад ва мо бегумон рӯзи қиёмат ба сӯи Ӯ бозмегардем. Ӯ Парвардигорест, ки моро офарида, бо неъматҳои гуногун ба мо лутф намуда ва хотимаи мо ба сӯи Ӯ аст.**"

(157) Барои ин ҷамоаи дорои сифати ёдшуда аз ҷониби Худо дар миёни ҷамъи фариштагон ситоиш ва раҳматест, ки бар онҳо фуруд меояд ва ин гурӯҳ ҳидоятёфтагони ҳақиқӣ мебошанд.

(158) Ҳамоно ду кӯҳи ба номи Сафо ва Марваи дар наздикии хонаи Каъба ҷойгирифта аз нишона-ҳои зоҳирии дини Худо аст. Пас, ҳар ки барои адои маросими ҳаҷ ё умра қасди Хонаи Каъба кунад, пас, бар вай гуноҳе нест, ки дар байни он ду саъй намояд. Ва ҳар ки ибодатҳои нофиларо ихтиёран ва холис иҷро кунад, Худо Шукргузори Доно аст. Корҳои некашро пазируфта, подошаш медиҳад ва аз ҳамаи корҳояш огоҳ аст.

Дар ибтидои Ислом баъзе аз мусулмонон саъй миёни кӯҳи Сафо ва Марваро аз корҳои даврони ҷоҳилият ва гуноҳ пиндошта, аз анҷоми он парҳез мекарданд. Худованд барои мутмаин сохтани онҳо дар ин ояти карима қайди "**...бар вай гуноҳе нест**"-ро оварда, баён сохт, ки ин амал аз ҷумлаи оинҳои ҳаҷ аст.

(159) Ҳамоно касоне аз яҳуду насоро, ки он чиро Мо аз ҳуҷҷатҳои исботкунандаи нубувват ва дини Паёмбар нозил кардаем, баъд аз он ки онро ба мардум дар Китобҳояшон баён сохтаем, пинҳон мекунанд, Худо инҳоро аз раҳмати Худ меронад ва фариштагону паёмбарону мардум ҷумлагӣ ба онҳо лаънат мефиристанд.

(160) Магар он касоне, ки аз пинҳон кардани оятҳои Мо пушаймон шуда, тавба менамоянд ва амалҳои ошкору ниҳони хештанро ислоҳ месозанд ва ҳақиқати пинҳон доштаашонро ошкор баён мекунанд, пас, Ман тавбаи ин тоифаро мепазирам ва Ман нисбат ба бандагони тавбакунанда Тавбапазиру бағоят Меҳрубонам.

(161) Ҳамоно касоне, ки кофир шуданд ва дар ҳолати куфр вафот намуданд, бар ин гурӯҳ лаънати Худо ва фариштагон ва кулли мардум хоҳад буд. Фариштгон ва мардум аз Худо лаънати онҳоро мехоҳанд.

(162) Онҳо дар дӯзах ҷовидон мемонанд, аз онҳо азоб сабук карда намешавад ва низ ба онҳо дар охират мӯҳлат дода намешавад.

(163) Ва эй мардум, Маъбуди барҳаққи шумо Маъбуди дар зоту сифоташ Ягона аст. Ғайр аз Ӯ Маъбуди барҳақ нест. Ӯ Парвардигори Бахшояндаи Меҳрубон аст. Барои ҳамин ба бандагонаш неъматҳои фаровон медиҳад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1. Озмоиш яке аз қонунҳои Парвардигор аст. Ӯ ба бандагоне, ки дар мусибатҳо босабранд, бузургтарин подош ва баландтарин мақомро ваъда дода аст;
2. Саъй миёни Сафо ва Марва барои касе, ки қасди ҳаҷ ё умра дорад, аз таълимоти Қуръони карим ва воҷиб мебошад;
3. Пӯшидани ҳақиқат, баръакс нишон додани он ва гумроҳ сохтани мардум аз раҳнамоии паёмбарони Худо бузургтарин ҷиноят ба ҳисоб рафта, чунин шахс ба азоби шадид гирифтор мешавад.




(164) Бегумон дар офариниши осмонҳову замин ва мавҷудоти шигифтангези миёни он ва пайи ҳам омадани шабу рӯз ва киштиҳое, ки дар дарёҳо бо бардоштани он чи аз либосу таому тиҷорат ва дигар ниёзмандиҳо ба мардум фоида меорад, ҳаракат мекунанд ва обе, ки Аллоҳ (ҷ) аз осмон фуруд оварда, пас ба воситаи он заминро баъд аз хушкӣ бо рӯйидани зироатҳо ва гиёҳон зинда сохт ва он чи дар замин аз ҷондорҳо паҳн намуд ва дар гардонидани бодҳо аз як самт ба самти дигар ва абри байни осмон ва замин мусаххар, яқинан дар кулли номбаршудаҳо барои он касоне, ки далелро мефаҳманд ва ақлашонро кор мефармоянд, ҳуҷҷатҳои возеҳи исботкунандаи ягонагии Худо аст.

(165) Ва бо вуҷуди ин далелҳо аз мардум касоне ҳастанд, ки ғайр аз Аллоҳ (ҷ) маъбудҳо гирифта, он худоёни сунъиро ҳамчун Аллоҳ (ҷ) дӯст медоранд ва муҳаббати мӯъминон ба Аллоҳ (ҷ) дар қиёс ба муҳаббати онҳо ба худоёнашон сахттар аст. Зеро аҳли имон касеро ба Парвардигор шарик намесозанд ва Ӯро дар ҳолати тангиву фароҳӣ дӯст медоранд. Аммо мушрикон, дар ҳолати фароҳӣ маъбудҳояшонро дӯст медоранд, вале чун дучори сахтӣ шаванд, танҳо ба сӯи Аллоҳ (ҷ) рӯй меоранд. Ва агар бандагони бо ширку гуноҳ ситамкарда вақти рӯзи қиёмат дидани азоб ҳолати хешро мушоҳида кунанд, ҳатман яқин хоҳанд кард, ки тамоми неру танҳо аз они Аллоҳ (ҷ) буда ва азоби Ӯ барои бандагони нофармон сахт аст. Агар онҳо ин ҳолатро дар дунё медиданд, ҳеҷ гоҳ ба Аллоҳ (ҷ) ширк намеоварданд.

(166) Эй бандаи ҳушманд! Он замонеро ёд кун, ки пешвоёни куфру залолат аз пайравонашон безорӣ меҷӯянд ва ҳамагӣ азобро мебинанд ва тамоми асбоби наҷот ба сабаби куфрашон аз онҳо қатъ мегардад.[1]

(167) Ва он касоне, ки ба ин пешвоёни роҳи залолат пайравӣ кардаанд, мегӯянд: “**Эй кош, ба сӯи дунё баргашта метавонистем, пас аз пешвоёнамон безорӣ меҷустем, чунончи онҳо аз мо безорӣ ҷустанд.**” Он гуна ки Худо рӯзи қиёмат барои онҳо азоби шадидро нишон медиҳад, ҳамин тавр оқибати дар роҳи ботил аз пешвоёнашон пайравӣ намуданашонро ба онҳо нишон медиҳад, аъмолашон боиси надоматҳо ва андӯҳашон мегардад ва онҳо аз дӯзах намебароянд.

(168) Эй мардум, аз неъматҳои замин аз қабили ҳайвонот, наботот ва меваҳои дарахтон, ки касбу навъи он ҳалоли покиза бошад, бихӯред ва аз гомҳои Шайтон пайравӣ накунед. Зеро Шайтон яқинан бароятон душмани ошкор аст. Шахси оқил аз душманаш, ки мудом дар пайи зарар ва гумроҳсозии ӯст, пайравӣ намекунад.

(169) Ҳамоно Шайтон шуморо ба содир кардани амалҳои нописанд ва гуноҳони азим амр мекунад ва шуморо фармон медиҳад, то бидуни дониши шаръӣ дар бораи Худо оиди эътиқоду шариат сухан бигӯед.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1. Мӯъминони воқеӣ нисбат ба кулли халоиқ Худоро бештар дӯст медоранд. Зеро онҳо Худоро дар тангиву фароҳӣ итоат намуда, касеро ба Ӯ шарик намесозанд;
2. Рӯзи қиёмат ҳамаи алоқаҳо қатъ мегардад, кулли дӯстон аз якдигар безорӣ меҷӯянд ва танҳо он чи холис барои Худост, боқӣ мемонад;
3. Худо дар оятҳои зикршуда бандагонро аз васвасаҳои Шайтон барҳазар медорад, зеро вай дорои услубҳои гуногуне мебошад, ки аз назар пинҳон буда, ба майли нафси инсон наздик аст.

1. Дар тарҷумаи оят аз тафсири “**Рӯҳ-ул-маонӣ**”-и Имом Алӯсӣ (р) истифода шуда аст. Танҳо қайди “**Эй бандаи ҳушманд**” аз “**Ат-тафсир-ул-васит**”-и Шайх Тантовӣ (р) иқтибосан омада аст. (**Мутарҷим**)

وَإِذَا قِيلَ لَهُمُ اتَّبِعُوا مَا أَنزَلَ اللَّهُ قَالُوا بَلْ نَتَّبِعُ مَا أَلْفَيْنَا عَلَيْهِ آبَاءَنَا ۗ أَوَلَوْ كَانَ آبَاؤُهُمْ لَا يَعْقِلُونَ شَيْئًا وَلَا يَهْتَدُونَ ﴿١٧٠﴾ وَمَثَلُ الَّذِينَ كَفَرُوا كَمَثَلِ الَّذِي يَنْعِقُ بِمَا لَا يَسْمَعُ إِلَّا دُعَاءً وَنِدَاءً ۚ صُمٌّ بُكْمٌ عُمْيٌ فَهُمْ لَا يَعْقِلُونَ ﴿١٧١﴾ يَا أَيُّهَا الَّذِينَ آمَنُوا كُلُوا مِن طَيِّبَاتِ مَا رَزَقْنَاكُمْ وَاشْكُرُوا لِلَّهِ إِن كُنتُمْ إِيَّاهُ تَعْبُدُونَ ﴿١٧٢﴾ إِنَّمَا حَرَّمَ عَلَيْكُمُ الْمَيْتَةَ وَالدَّمَ وَلَحْمَ الْخِنزِيرِ وَمَا أُهِلَّ بِهِ لِغَيْرِ اللَّهِ ۖ فَمَنِ اضْطُرَّ غَيْرَ بَاغٍ وَلَا عَادٍ فَلَا إِثْمَ عَلَيْهِ ۚ إِنَّ اللَّهَ غَفُورٌ رَّحِيمٌ ﴿١٧٣﴾ إِنَّ الَّذِينَ يَكْتُمُونَ مَا أَنزَلَ اللَّهُ مِنَ الْكِتَابِ وَيَشْتَرُونَ بِهِ ثَمَنًا قَلِيلًا ۙ أُولَٰئِكَ مَا يَأْكُلُونَ فِي بُطُونِهِمْ إِلَّا النَّارَ وَلَا يُكَلِّمُهُمُ اللَّهُ يَوْمَ الْقِيَامَةِ وَلَا يُزَكِّيهِمْ وَلَهُمْ عَذَابٌ أَلِيمٌ ﴿١٧٤﴾ أُولَٰئِكَ الَّذِينَ اشْتَرَوُا الضَّلَالَةَ بِالْهُدَىٰ وَالْعَذَابَ بِالْمَغْفِرَةِ ۚ فَمَا أَصْبَرَهُمْ عَلَى النَّارِ ﴿١٧٥﴾ ذَٰلِكَ بِأَنَّ اللَّهَ نَزَّلَ الْكِتَابَ بِالْحَقِّ ۗ وَإِنَّ الَّذِينَ اخْتَلَفُوا فِي الْكِتَابِ لَفِي شِقَاقٍ بَعِيدٍ ﴿١٧٦﴾



(170) Ва чун ба ин кофирон гуфта шавад: “**Аз он ҳидоят ва нуре, ки Аллоҳ (ч) фуруд оварда аст, пайравӣ кунед**”, бо ситеза мегӯянд: “**Балки мо аз эътиқоду роҳе пайравӣ мекунем, ки падаронамонро бар он ёфтаем.**” Оё агарчи падаронашон аз ҳидоят ва нур чизеро намефаҳмиданд ва ба роҳи рости писандидаи Худо роҳ намеёфтанд, аз онҳо пайравӣ мекунанд?!

(171) Ва достони кофирон дар пайравӣ аз падарони хеш монанди достони чӯпонест, ки чаҳорпоёнашро фарёд мезанад, он чаҳорпоён фарёд ва нидои чӯпонро мешунаванд, аммо суханашро намефаҳманд. Кофирон аз шунидани ҳақ кар, аз гуфтанаш лол ва аз диданаш нобино ҳастанд. Дар натиҷа он ҳидоятеро, ки онҳоро ба сӯяш даъват менамоӣ, намефаҳманд.

(172) Эй касоне, ки ба Аллоҳ (ч) имон овардаед ва аз Паёмбараш пайравӣ намудаед, аз неъматҳои ҳалоли покизаи бароятон рӯзӣ ва раво гардонидаи Мо тановул кунед ва барои лутфу эҳсонҳои ба шумо атошуда шукри зоҳирӣ ва ботинии Аллоҳ (ч)-ро ба ҷо оред. Аз ҷумлаи шукргузории Аллоҳ (ч) он аст, ки агар воқеан танҳо Ӯро мепарастед, пас тоаташро иҷро намоед ва аз нофармониаш бипарҳезед.

(173) Бегумон Аллоҳ (ч) бар шумо аз таомҳо мурдор (**ҳайвоне, ки бидуни исми Худо забҳ мешавад**) ва хуни рехтаи ҷоришуда ва гӯшти хук ва ҳайвоноти ҳалолгӯшти ҳангоми забҳ бар он номи ғайри Худо зикршударо ҳаром гардонида аст. Пас, агар шахсе ба хӯрдани чизи ҳаром маҷбур шавад, дар ҳоле ки бо бидуни ҳоҷат истеъмол намудан зулм накарда ва аз ҳадди зарурат нагузашта бошад, пас бар вай гуноҳу уқубате нест. Яқинан Аллоҳ (ч) нисбат ба бандагони тавбакор бағоят Бахшандаи Меҳрубон аст. Яке аз намунаҳои раҳмати Ӯ ба бандагон он аст, ки дар вақти зарурат истеъмоли ашёи ҳаромро русхат медиҳад.

(174) Ба дурустӣ, он касоне, ки ба монанди яҳуду насоро Китоби нозилсохтаи Аллоҳ (ч) ва бар нубуввати Паёмбар (с) далолат кардани онро пинҳон месозанд ва бо ин амали хеш ивази андакеро ба мисли молу мансаб меситонанд, онҳо дар шиками худ ҷуз он чи сабаби ба оташи дӯзах даромаданашон мегардад, чизе намехӯранд ва Аллоҳ (ч) рӯзи қиёмат ба онҳо сухани нек ва писандида намегӯяд, балки каломи нописанд мешунаванд ва онҳоро аз гуноҳ пок намесозад, ситоишашон намекунад ва онҳоро азоби дардовар аст.

(175) Ин тоифаи бо сифати пӯшонидани дониши мавриди ниёзи мардум тавсифшуда касонеанд, ки чун илми ҳақро пинҳон сохтанд, бо ин рафтори худ ҳидоятро бо гумроҳӣ ва мағфирати Худоро бо азоби Ӯ иваз намуданд. Пас, онҳо чӣ қадар дар анҷоми он амалҳое, ки сабаби дӯзахӣ гаштанашон мешавад, босабранд?![1]

(176) Сабаби муҷозоти пинҳон кардани илму ҳидоят дар он аст, ки Аллоҳ (ч) Китобҳои Худро ба ростӣ фуруд оварда аст. Барҳақ будани нозилшавии ин Китобҳо аз сӯи Худо тақозокунандаи он аст, ки аҳкоми он набояд аз мардум пинҳон дошта шавад. Ва ҳамоно касоне, ки дар бораи Китобҳои осмонӣ ихтилоф карда, ба баъзеи он имон оваранд ва ба баъзеи дигар кофир шуданд, дар мухолифати дур аз ҳақ ҳастанд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Омили бештари гумроҳии мардум адами корбурди ақл ва дар гумроҳӣ тақлид ба гузаштагон аст;

2.Истифода набурдани шахс аз неъмати ақлу биноӣ ва шунавоӣ, ки Худо барояш инъом карда аст, ӯро монанди бандагони аз ин неъматҳо маҳрум мегардонад;

3.Ҳар ки илми ҳақ ва ҳидояти овардаи паёмбаронро пинҳон месозад, рӯзи қиёмат дучори сахттарин уқубат мегардад;

4.Яке аз неъматҳои Парвардигор ба бандагон он аст, ки теъдоди ҳаромҳоро кам ва адади ҳалолҳоро зиёд намуда аст.

1. Мақсад аз ҷумлаи охири ояти карима ба шигифт андохтани мӯъминон аз ҳоли тоифаи мазкур аст. Яъне, барои мӯъминон ҷои тааҷҷуб аст, ки ин гурӯҳ дар содир кардани гуноҳ, ки оқибат онҳоро ба дӯзах мекашад, то чӣ андоза беparвоянд. (**Мутарҷим**)

۞ لَّيْسَ ٱلْبِرَّ أَن تُوَلُّوا۟ وُجُوهَكُمْ قِبَلَ ٱلْمَشْرِقِ وَٱلْمَغْرِبِ وَلَٰكِنَّ ٱلْبِرَّ مَنْ ءَامَنَ بِٱللَّهِ وَٱلْيَوْمِ ٱلْءَاخِرِ وَٱلْمَلَٰٓئِكَةِ وَٱلْكِتَٰبِ وَٱلنَّبِيِّـۧنَ وَءَاتَى ٱلْمَالَ عَلَىٰ حُبِّهِۦ ذَوِى ٱلْقُرْبَىٰ وَٱلْيَتَٰمَىٰ وَٱلْمَسَٰكِينَ وَٱبْنَ ٱلسَّبِيلِ وَٱلسَّآئِلِينَ وَفِى ٱلرِّقَابِ وَأَقَامَ ٱلصَّلَوٰةَ وَءَاتَى ٱلزَّكَوٰةَ وَٱلْمُوفُونَ بِعَهْدِهِمْ إِذَا عَٰهَدُوا۟ ۖ وَٱلصَّٰبِرِينَ فِى ٱلْبَأْسَآءِ وَٱلضَّرَّآءِ وَحِينَ ٱلْبَأْسِ ۗ أُو۟لَٰٓئِكَ ٱلَّذِينَ صَدَقُوا۟ ۖ وَأُو۟لَٰٓئِكَ هُمُ ٱلْمُتَّقُونَ ﴿١٧٧﴾ يَٰٓأَيُّهَا ٱلَّذِينَ ءَامَنُوا۟ كُتِبَ عَلَيْكُمُ ٱلْقِصَاصُ فِى ٱلْقَتْلَى ۖ ٱلْحُرُّ بِٱلْحُرِّ وَٱلْعَبْدُ بِٱلْعَبْدِ وَٱلْأُنثَىٰ بِٱلْأُنثَىٰ ۚ فَمَنْ عُفِىَ لَهُۥ مِنْ أَخِيهِ شَىْءٌ فَٱتِّبَاعٌۢ بِٱلْمَعْرُوفِ وَأَدَآءٌ إِلَيْهِ بِإِحْسَٰنٍ ۗ ذَٰلِكَ تَخْفِيفٌ مِّن رَّبِّكُمْ وَرَحْمَةٌ ۗ فَمَنِ ٱعْتَدَىٰ بَعْدَ ذَٰلِكَ فَلَهُۥ عَذَابٌ أَلِيمٌ ﴿١٧٨﴾ وَلَكُمْ فِى ٱلْقِصَاصِ حَيَوٰةٌ يَٰٓأُو۟لِى ٱلْأَلْبَٰبِ لَعَلَّكُمْ تَتَّقُونَ ﴿١٧٩﴾ كُتِبَ عَلَيْكُمْ إِذَا حَضَرَ أَحَدَكُمُ ٱلْمَوْتُ إِن تَرَكَ خَيْرًا ٱلْوَصِيَّةُ لِلْوَٰلِدَيْنِ وَٱلْأَقْرَبِينَ بِٱلْمَعْرُوفِ ۖ حَقًّا عَلَى ٱلْمُتَّقِينَ ﴿١٨٠﴾ فَمَنۢ بَدَّلَهُۥ بَعْدَمَا سَمِعَهُۥ فَإِنَّمَآ إِثْمُهُۥ عَلَى ٱلَّذِينَ يُبَدِّلُونَهُۥٓ ۚ إِنَّ ٱللَّهَ سَمِيعٌ عَلِيمٌ ﴿١٨١﴾



(177) Некии мавриди писанди Худо фақат ба сӯи машриқу мағриб рӯй гардонидан ва дар ин бобат ихтилоф кардан нест, валекин некии воқеӣ рафтори касест, ки ба ягона Маъбуд будани Аллоҳ (ч) ва рӯзи охират ва кулли фариштагон ва Китобҳои аз назди Парвардигор нозилшуда ва бидуни ҷудосозӣ ба ҳамаи паёмбарон имон оварда ва молашро бо вуҷуди ба он муҳаббат ва ҳирс доштан ба хешовандон ва ятимон ва мӯҳтоҷон ва ғариби дар сафар қарордоштаи аз аҳлу ватани худ ҷудо ва касоне, ки ниёзмандии сахт онҳоро ба гадоӣ водор месозад ва дар роҳи озод кардани ғуломон ва асирон сарф мекунад ва намозро тибқи дастури Худо ба таври комил барпо медорад ва закотро мепардозад ва чун аҳд диҳанд, ба аҳдашон вафо менамоянд ва дар тангдастӣ ва сахтию беморӣ ва дар вақти шиддати ҷанг босабр буда, аз майдон намегурезанд. Ин гурӯҳи бо сифатҳои мазкур тавсифшуда касонеанд, ки дар имону амал бо Худо содиқона рафтор карда ва онҳо бо иҷрои дастуроти Худо парҳезкорони ҳақиқӣ ҳастанд.

(178) Эй касоне, ки ба Аллоҳ имон овардаед ва аз Паёмбар (с) пайравӣ кардаед, касоне, ки дигаронро қасдан ва бо зулм мекушанд, бар шумо дар ҷазо додани он қотилон риояи баробарӣ ва адолат фарз гардонида шудааст.[1] Озод дар бадали озод ва ғулом дар бадали ғулом ва зан дар бадали зан кушта мешавад. Пас, агар мақтул қабл аз марг гуноҳи қотилро бахшад, ё сарпарасташ дар бадали хунбаҳо[2] аз ҷурми қотил даргузарад, пас бар шахси ҷинояти қотилро бахшида воҷиб аст, ки қотилро дар талаби хунбаҳо бо некӣ, на бо миннату озор расонидан дунбол кунад ва бар қотил пардохтани хунбаҳо ба некӣ ва бидуни таъхир воҷиб аст. Ин бахшидани ҷурми қотил ва гирифтани хунбаҳо аз сӯи Парвардигоратон барои шумо сабукӣ ва нисбат ба ин уммат меҳрубонӣ аст. Пас, ҳар ки баъд аз афви ҷурми қотил ва пазируфтани хунбаҳо ба вай дастдарозӣ карда, интиқом гирад, пас ӯро аз сӯи Худо азоби дардовар аст.

(179) Ва эй хирадмандон, барои шумо дар қисос бо пешгирии хунрезӣ ва манъи дастдарозӣ бар якдигар зиндагонии бузург аст. Мо қисосро муқаррар сохтем, то шумо аз ҷинояти куштор бипарҳезед ва дар фазои амну ором умр ба сар баред.

(180) Чун аломат ва асбоби марг ба яке аз шумо ҳозир гардад, агар аз худ моли зиёд гузошта бошад, бар шумо аз он барои падару модар ва хешовандон ба ваҷҳи шаръии на бештар аз сеякашро васият кардан фарз шуда аст. Анҷоми ин амал бар зиммаи парҳезкорон ҳаққи қатъӣ мебошад.

Ҳукми мазкур қабл аз нозилшавии оятҳои марбут ба мерос буд. Вақте аҳкоми мерос фуруд омад, ворисон ва саҳмашон муайян гардид.

(181) Пас, ҳар ки баъди донистани ҳукми васият онро бо зиёду кам ё боз доштан дигаргун созад, пас гуноҳи ин кор бар ухдаи шахсони тағйирдиҳанда гузошта шуда, соҳиби васият гунаҳкор нест. Албатта, Аллоҳ (ч) Шунавандаи гуфтори бандагон, Донандаи кирдори онҳост. Ҳеҷ чиз аз иҳоати илми Ӯ дур намебошад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Некии назди Худо писандида бо таҳаққуқ бахшидани имон ва амали солеҳ сурат мегирад. Танҳо ба зоҳир таваҷҷӯҳ намудан пеши Худо кофӣ нест;

2.Аз муҳимтарин василаи ҳифзи ҷони мардум аз дастарозӣ ва зулм амалӣ гардонидани ҳукми қисос аст;

3.Васият махсусан аз ҷониби тавонгар аҳамияти калон дошта, ҳар ки онро дигаргун созад, сахт гунаҳкор мешавад.

1. Мурод аз амали фарзшуда риояи баробарӣ дар ситонидани қисос аст, на худи қисос. Яъне, набояд ҳиссӣ бадбинӣ ба қотил боиси он гардад, ки ворисони мақтул ба ноҳаққӣ роҳ диҳанд. (**Мутарҷим**)

2. Як миқдор моле, ки қотил онро дар ивази афв шуданаш мепардозад. (**Аз муаллифон**)

فَمَنۡ خَافَ مِن مُّوصٖ جَنَفًا أَوۡ إِثۡمٗا فَأَصۡلَحَ بَيۡنَهُمۡ فَلَآ إِثۡمَ
عَلَيۡهِۚ إِنَّ ٱللَّهَ غَفُورٞ رَّحِيمٞ ﴿١٨٢﴾ يَٰٓأَيُّهَا ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ كُتِبَ
عَلَيۡكُمُ ٱلصِّيَامُ كَمَا كُتِبَ عَلَى ٱلَّذِينَ مِن قَبۡلِكُمۡ
لَعَلَّكُمۡ تَتَّقُونَ ﴿١٨٣﴾ أَيَّامٗا مَّعۡدُودَٰتٖۚ فَمَن كَانَ
مِنكُم مَّرِيضًا أَوۡ عَلَىٰ سَفَرٖ فَعِدَّةٞ مِّنۡ أَيَّامٍ أُخَرَۚ وَعَلَى
ٱلَّذِينَ يُطِيقُونَهُۥ فِدۡيَةٞ طَعَامُ مِسۡكِينٖۖ فَمَن تَطَوَّعَ خَيۡرٗا
فَهُوَ خَيۡرٞ لَّهُۥۚ وَأَن تَصُومُواْ خَيۡرٞ لَّكُمۡ إِن كُنتُمۡ تَعۡلَمُونَ
﴿١٨٤﴾ شَهۡرُ رَمَضَانَ ٱلَّذِيٓ أُنزِلَ فِيهِ ٱلۡقُرۡءَانُ هُدٗى لِّلنَّاسِ
وَبَيِّنَٰتٖ مِّنَ ٱلۡهُدَىٰ وَٱلۡفُرۡقَانِۚ فَمَن شَهِدَ مِنكُمُ
ٱلشَّهۡرَ فَلۡيَصُمۡهُۖ وَمَن كَانَ مَرِيضًا أَوۡ عَلَىٰ سَفَرٖ فَعِدَّةٞ
مِّنۡ أَيَّامٍ أُخَرَۗ يُرِيدُ ٱللَّهُ بِكُمُ ٱلۡيُسۡرَ وَلَا يُرِيدُ بِكُمُ
ٱلۡعُسۡرَ وَلِتُكۡمِلُواْ ٱلۡعِدَّةَ وَلِتُكَبِّرُواْ ٱللَّهَ عَلَىٰ مَا
هَدَىٰكُمۡ وَلَعَلَّكُمۡ تَشۡكُرُونَ ﴿١٨٥﴾ وَإِذَا سَأَلَكَ
عِبَادِي عَنِّي فَإِنِّي قَرِيبٌۖ أُجِيبُ دَعۡوَةَ ٱلدَّاعِ إِذَا دَعَانِۖ
فَلۡيَسۡتَجِيبُواْ لِي وَلۡيُؤۡمِنُواْ بِي لَعَلَّهُمۡ يَرۡشُدُونَ ﴿١٨٦﴾



(182) Пас, ҳар ки аз ҷониби васияткунанда канорагирӣ аз ҳақ ё дар васият зулм намуданро донад, баъдан бо насиҳат кори табоҳсохтаи Ӯро ислоҳ кунад ва миёни тарафҳои дар бораи васият ихтилофдошта сулҳ андозад, пас бар вай ҳеҷ гуноҳе нест, балки барои ин кори некаш аҷр мегирад. Ҳамоно Аллоҳ (ч) дар ҳаққи тавбакорон бағоят Бахшандаи Меҳрубон аст.

(183) Эй касоне, ки ба Аллоҳ (ч) имон овардаед ва аз Паёмбараш пайравӣ кардаед, рӯза бар шумо аз сӯи Парвардигоратон фарз шуда аст, чунон ки бар умматҳои қабл аз шумо гузашта фарз гашта буд, то шояд бо анҷоми амалҳои шоиста, ки рӯза яке аз бузургтарини он аст, парҳезкорӣ мекунед ва худро аз азоби Худо нигоҳ медоред.

(184) Рӯза бар шумо дар чанд рӯзи андаки сол фарз карда шуда аст. Пас, ҳар ки аз шумо бемор буда, рӯза барояш машаққат орад ё мусофир бошад, ҳақ дорад рӯзаашро бихӯрад, баъд аз он бар вай ба андозаи он рӯзҳо рӯзаи қазоӣ гирифтан фарз аст. Ва бар касоне, ки тавони рӯзаро доранд, вақте онро бихӯранд, дар бадали он бар онҳо пардохти фидя воҷиб аст. Фидя он аст, ки шахс дар ивази ҳар рӯз ба як мискин таом бидиҳад. Ва агар шумо фазилатҳои рӯзаро медонистед, бароятон гирифтани рӯза аз хӯрдани он ва дар иваз пардохтани фидя беҳтар аст.

Ин ҳукм дар ибтидои машрӯъ шудани рӯза буд. Он вақт ҳар кас мехост, рӯза мегирифт ва ҳар кас мехост, рӯзаашро хӯрда, дар ивази ҳар рӯз ба як мискин таом медод. Аммо баъдан Худованд барои ҳар шахси болиғе, ки қудрати гирифтани рӯзаро дорад, онро фарз кард ва ҳукми ихтиёрӣ буданашро мансух гардонид.

(185) Моҳи Рамазон он моҳест, ки дар шаби қадраш нузули Қуръон ба Паёмбар (с) шурӯъ шуд, ҳол он ки Қуръон раҳнамои мардум буда, дар он далолатҳои равшани ҳидоят ва ҷудосозии ҳақ аз ботил аст. Пас, ҳар ки дар моҳи Рамазон ҳузур дошта, мусофиру бемор набошад, пас рӯзаи он бар вай фарз аст. Ва ҳар ки бемор бошад ва рӯза гирифтан натавонад ё мусофир бошад, хӯрдани рӯза барояш дуруст аст. Сипас, бар вай дар ивази рӯзҳои хӯрдааш гирифтани рӯзаи қазоӣ фарз аст. Аллоҳ (ч) барои шумо бо он чи муқаррар карда аст, осонӣ мехоҳад ва душворӣ намехоҳад ва то теъдоди кулли моҳро ба итмом бирасонед ва баъди анҷоми моҳи Рамазон ва фаро расии иди Фитр барои он ки Аллоҳ (ч) ба шумо тавфиқи доштани рӯзаро дода, дар такмили он кӯмакатон намуда аст, Ӯро ба бузургӣ ёд кунед ва то Ӯро сипосгузорӣ намоед, ки ба дини мавриди писандаш раҳнамоиатон карда аст.

(186) Ва эй Паёмбар, чун бандагонам аз ту дар бораи наздикии Ман ва дуои онҳоро пазируфтанам пурсанд, пас яқинан Ман бо илмам ба онҳо наздикам, ҳолаташонро медонам, дуояшонро мешунавам. Аз ҳамин сабаб, ҳоҷат нест, ки онҳо байни Ман ва худ касеро восита қарор диҳанд ва ҳангоми дуо садояшонро баланд кунанд. Вақте дуокунанда Маро боихлос дуо намояд, дуояшро мепазирам. Пас, бояд бандагон тобеи Ман ва дастуротам бошанд ва дар имони хеш устувор бимонанд, ин нофеътарин роҳи қабулшавии дуо аст, то онҳо умед дошта бошанд, ки ба ин восита дар корҳои динӣ ва дунявиашон ба сӯи роҳи рост роҳ меёбанд.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Аллоҳ (ч) ба моҳи Рамазон бо фуруд овардани Қуръон фазилат бахшид. Рамазон моҳи Қуръони карим аст. Бинобар ин, Расули акрам (с) Қуръонро дар ин моҳ бо Ҷабраил (а) мехонданд ва дар ибодат талоши зиёд мекарданд;

2.Шариат дар масъалаҳои аслӣ ва фаръӣ рӯи осонгирӣ ва бартараф сохтани ранҷ бино шуда аст. Худованд дар ин дин бар мо ҳеҷ навъ душвориро қарор надода аст;

3.Худованд ба бандагон наздик буда, онҳоро иҳота намуда ва аз аҳолашон огоҳ аст. Дуояшонро мешунавад ва ба хостаашон посух медиҳад.

1. Ин раъй аз Ибни Масъуд, Муоз ибни Ҷабал, Ибни Умар, Ибни Аббос ва ғайра ривоят шуда аст. (**Мутарҷим**)

أُحِلَّ لَكُمۡ لَيۡلَةَ ٱلصِّيَامِ ٱلرَّفَثُ إِلَىٰ نِسَآئِكُمۡۚ هُنَّ
لِبَاسٞ لَّكُمۡ وَأَنتُمۡ لِبَاسٞ لَّهُنَّۗ عَلِمَ ٱللَّهُ أَنَّكُمۡ كُنتُمۡ
تَخۡتَانُونَ أَنفُسَكُمۡ فَتَابَ عَلَيۡكُمۡ وَعَفَا عَنكُمۡۖ فَٱلۡـَٰٔنَ
بَٰشِرُوهُنَّ وَٱبۡتَغُواْ مَا كَتَبَ ٱللَّهُ لَكُمۡۚ وَكُلُواْ وَٱشۡرَبُواْ
حَتَّىٰ يَتَبَيَّنَ لَكُمُ ٱلۡخَيۡطُ ٱلۡأَبۡيَضُ مِنَ ٱلۡخَيۡطِ ٱلۡأَسۡوَدِ مِنَ
ٱلۡفَجۡرِۖ ثُمَّ أَتِمُّواْ ٱلصِّيَامَ إِلَى ٱلَّيۡلِۚ وَلَا تُبَٰشِرُوهُنَّ وَأَنتُمۡ
عَٰكِفُونَ فِي ٱلۡمَسَٰجِدِۗ تِلۡكَ حُدُودُ ٱللَّهِ فَلَا تَقۡرَبُوهَاۗ كَذَٰلِكَ
يُبَيِّنُ ٱللَّهُ ءَايَٰتِهِۦ لِلنَّاسِ لَعَلَّهُمۡ يَتَّقُونَ ١٨٧ وَلَا تَأۡكُلُوٓاْ
أَمۡوَٰلَكُم بَيۡنَكُم بِٱلۡبَٰطِلِ وَتُدۡلُواْ بِهَآ إِلَى ٱلۡحُكَّامِ
لِتَأۡكُلُواْ فَرِيقٗا مِّنۡ أَمۡوَٰلِ ٱلنَّاسِ بِٱلۡإِثۡمِ وَأَنتُمۡ تَعۡلَمُونَ
١٨٨ ۞ يَسۡـَٔلُونَكَ عَنِ ٱلۡأَهِلَّةِۖ قُلۡ هِيَ مَوَٰقِيتُ لِلنَّاسِ وَٱلۡحَجِّۗ
وَلَيۡسَ ٱلۡبِرُّ بِأَن تَأۡتُواْ ٱلۡبُيُوتَ مِن ظُهُورِهَا وَلَٰكِنَّ ٱلۡبِرَّ
مَنِ ٱتَّقَىٰۗ وَأۡتُواْ ٱلۡبُيُوتَ مِنۡ أَبۡوَٰبِهَاۚ وَٱتَّقُواْ ٱللَّهَ
لَعَلَّكُمۡ تُفۡلِحُونَ ١٨٩ وَقَٰتِلُواْ فِي سَبِيلِ ٱللَّهِ ٱلَّذِينَ
يُقَٰتِلُونَكُمۡ وَلَا تَعۡتَدُوٓاْۚ إِنَّ ٱللَّهَ لَا يُحِبُّ ٱلۡمُعۡتَدِينَ ١٩٠

ربع الحزب



(187) Дар оғози фарз гаштани рӯза агар мард шабона хоб мерафт ва қабл аз дамидани субҳ аз хобаш бедор мешуд, хӯрдан ё ҳамбистарӣ бо ҳамсар бар вай ҳаром буд. Баъд Худо ин хукмро мансух сохта гуфт:

Эй мӯъминон! Аллоҳ (ҷ) барои шумо дар шабҳои Рамазон ҳамбистарӣ бо ҳамсаронатонро ҷоиз гардонида аст. Занон василаи пӯшиш ва покдомании шумоянд ва шумо василаи пӯшиш ва покдомании онҳо ҳастед. Шумо ва ҳамсаронатон аз якдигар бениёз нестед. Аллоҳ (ҷ) донист, ки шумо дар ҳаққи хештан бо анҷоми он чи мамнӯъ аст, хиёнат мекунед, пас шуморо мавриди раҳматаш қарор дод ва тавбаатонро пазируфта, бароятон сабукӣ овард. Пас, акнун бо занонатон ҳамбистар шавед ва аз Аллоҳ (ҷ) он наслеро, ки бароятон муқаддар намудааст, талаб кунед ва тамоми шаб то замони бароятон муайян шудани тулӯи субҳи содиқ бо сафедии фаҷр ва ҷудо шудани он аз торикии шаб бихӯред ва бинӯшед. Сипас, рӯзаро бо худдорӣ аз шикanандаҳои он шурӯъ аз тулӯи субҳ то фурӯ рафтани хуршед ба итмом бирасонед. Ва бо ҳамсаронатон дар ҳоле ки дар масҷидҳо эътикоф нишастаед, ҳамбистар нашавед. Зеро ҳамбистарӣ бо ҳамсар онро ботил месозад. Ин аҳкоми мазкур марзҳои миёни ҳалолу ҳаром муқаррар-сохтаи Аллоҳ (ҷ) аст. Пас ҳаргиз ба он наздик нашавед. Зеро ҳар ки ба марзҳои Аллоҳ (ҷ) наздик мешавад, эҳтимол дорад онро поймол кунад. Аллоҳ (ҷ) ҳамин гуна оятҳои Худро барои мардум ба таври возеҳу равшан баён менамояд, то онҳо бо анҷоми амрҳо ва дурӣ ҷустан аз ҳаромҳо тақво кунанд.

(188) Ва баъзеатон моли баъзеи дигарро бо роҳи ғайри шаръӣ ба мисли дуздӣ, ғасб, фиреб ва ғайра нагиред ва дар бораи молҳои хеш бо ҳам низоъ карда, ин қазияро ба мақсади бо гуноҳ омехта хӯрдани қисмате аз амволи мардум пеши ҳокимон накашонед,[1] ҳол он ки медонед Аллоҳ (ҷ) ин амалро ҳаром гардонида аст. Агар шахс ҳаром будани маъсиятро дониста, ба он иқдом кунад, зиштии кораш бештар ва уқубаташ бузургтар мегардад.

(189) Эй Паёмбар, аз ту дар бораи пайдоиши моҳҳои нав ва тағйирёбии ҳолатҳои он мепурсанд. Дар посухи ҳикматаш бигӯ: "**Ба дурустӣ, ин моҳҳои нав роҳҳои шинохтани вақт ҳастанд. Мардум ба ин восита бо вақтҳои ибодати хеш, монанди моҳҳои ҳаҷ, моҳи Рамазон ва гузаштани сол барои пардохти закот ошно мегарданд. Инчунин бо ин роҳ вақтҳои муомилаашон, монанди замони адои хунбаҳо ва қарзҳоро мешиносанд. Ва чунончи дар даврони ҷоҳилият мепиндоштед, некӣ он нест, ки ҳангоми пӯшидани эҳроми ҳаҷ ё умра ба хонаҳо аз тарафи пушти он биёед, валекин некии воқеӣ рафтори касест, ки дар зоҳиру ботин парҳезкорӣ кунад. Ва ба хонаҳо аз ҷониби даромадгоҳҳои он биёед, зеро ин барои шумо осонтар ва аз машаққат дуртар аст. Чунки Худо шуморо ба анҷоми коре, ки дар он душворӣ ва сахтӣ бошад, мукаллаф намекунад. Ва бо иҷрои амали шоиста худро аз азоби Худо нигоҳ доред, шояд бо ноил гаштан ба ҷаннат ва наҷот ёфтан аз ҷаҳаннам растагор мегардед**."

(190) Ва танҳо бо мақсади ғолиб гаштани дини Худо бо кофироне, ки муқобилатон меҷанганд, то шуморо аз дини Ӯ боз доранд, биҷангед ва бо куштани кӯдакон, занон, пиронсолон ё буридани гӯшу бинии кушташудагон ва ба ин монанд корҳо аз марзҳои муқаррарсохтаи илоҳӣ нагузаред. Ҳамоно Аллоҳ (ҷ) касонеро, ки аз марзҳои дар аҳком муқаррарсохтааш мегузаранд, дӯст намедорад.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Эътикоф нишастан дар масҷид суннат мебошад. Ҳамбистарӣ бо ҳамсар ва ҳар кори хилофи эътикоф дар он мамнӯъ аст;

2.Истеъмоли моли мардум бо роҳи ботил ва ҳама гуна василае, ки ба мисли ришваситонӣ ба ҳаромхӯрӣ мерасонад, мутлақан ҳаром аст;

3.Гузаштан аз марзҳои Худо ва ба ноҳақ дасти таарруз дароз кардан ба дигарон ҳаром аст. Зеро адолат ва некӯкорӣ аз ҷумлаи пояҳои асосии ин дин мебошад.

1. Ояти мазкур эҳтимоли ду маъноро дорад:

**Якум:** Ҳамон маънои дар матни боло дарҷшуда аст. Мақсади он чунин аст, ки гоҳо тарафҳо дар бораи амволе бо якдигар баҳсу низоъ менамоянд ва ҳар кас даъвои соҳиби он буданро мекунад. Дар ҳамин ҳолат яке аз тарафҳои низоъкунанда мегӯяд, бигузор ин масъаларо миёни мо қозӣ ҳаллу фасл созад. Аммо мақсади вай аз кашонидани қазия ба назди қозӣ ошкор кардани ҳақиқат набуда, балки мехоҳад бо роҳи ботил порае аз моли ғайрро соҳиб шавад. Аллоҳ (ҷ) аз ҳамин рафтори бандагонашро манъ кардааст.

**Дуюм**: Ин ояти карима ифодакунандаи ҳаром будани додани ришва ба ҳокимон аст. Яъне, набояд бо додани амвол ба сифати ришва ба қозиҳо ва ҳокимон амволи дигаронро аз худ намоед. (**Мутарҷим**)

وَٱقۡتُلُوهُمۡ حَيۡثُ ثَقِفۡتُمُوهُمۡ وَأَخۡرِجُوهُم مِّنۡ حَيۡثُ أَخۡرَجُوكُمۡۚ وَٱلۡفِتۡنَةُ
أَشَدُّ مِنَ ٱلۡقَتۡلِۚ وَلَا تُقَٰتِلُوهُمۡ عِندَ ٱلۡمَسۡجِدِ ٱلۡحَرَامِ حَتَّىٰ يُقَٰتِلُوكُمۡ
فِيهِۖ فَإِن قَٰتَلُوكُمۡ فَٱقۡتُلُوهُمۡۗ كَذَٰلِكَ جَزَآءُ ٱلۡكَٰفِرِينَ ١٩١ فَإِنِ ٱنتَهَوۡاْ
فَإِنَّ ٱللَّهَ غَفُورٞ رَّحِيمٞ ١٩٢ وَقَٰتِلُوهُمۡ حَتَّىٰ لَا تَكُونَ فِتۡنَةٞ وَيَكُونَ
ٱلدِّينُ لِلَّهِۖ فَإِنِ ٱنتَهَوۡاْ فَلَا عُدۡوَٰنَ إِلَّا عَلَى ٱلظَّٰلِمِينَ ١٩٣ ٱلشَّهۡرُ ٱلۡحَرَامُ
بِٱلشَّهۡرِ ٱلۡحَرَامِ وَٱلۡحُرُمَٰتُ قِصَاصٞۚ فَمَنِ ٱعۡتَدَىٰ عَلَيۡكُمۡ فَٱعۡتَدُواْ
عَلَيۡهِ بِمِثۡلِ مَا ٱعۡتَدَىٰ عَلَيۡكُمۡۚ وَٱتَّقُواْ ٱللَّهَ وَٱعۡلَمُوٓاْ أَنَّ ٱللَّهَ مَعَ
ٱلۡمُتَّقِينَ ١٩٤ وَأَنفِقُواْ فِي سَبِيلِ ٱللَّهِ وَلَا تُلۡقُواْ بِأَيۡدِيكُمۡ إِلَى ٱلتَّهۡلُكَةِ
وَأَحۡسِنُوٓاْۚ إِنَّ ٱللَّهَ يُحِبُّ ٱلۡمُحۡسِنِينَ ١٩٥ وَأَتِمُّواْ ٱلۡحَجَّ وَٱلۡعُمۡرَةَ لِلَّهِۚ
فَإِنۡ أُحۡصِرۡتُمۡ فَمَا ٱسۡتَيۡسَرَ مِنَ ٱلۡهَدۡيِۖ وَلَا تَحۡلِقُواْ رُءُوسَكُمۡ حَتَّىٰ يَبۡلُغَ
ٱلۡهَدۡيُ مَحِلَّهُۥۚ فَمَن كَانَ مِنكُم مَّرِيضًا أَوۡ بِهِۦٓ أَذٗى مِّن رَّأۡسِهِۦ فَفِدۡيَةٞ
مِّن صِيَامٍ أَوۡ صَدَقَةٍ أَوۡ نُسُكٖۚ فَإِذَآ أَمِنتُمۡ فَمَن تَمَتَّعَ بِٱلۡعُمۡرَةِ إِلَى ٱلۡحَجِّ
فَمَا ٱسۡتَيۡسَرَ مِنَ ٱلۡهَدۡيِۚ فَمَن لَّمۡ يَجِدۡ فَصِيَامُ ثَلَٰثَةِ أَيَّامٖ فِي ٱلۡحَجِّ
وَسَبۡعَةٍ إِذَا رَجَعۡتُمۡۗ تِلۡكَ عَشَرَةٞ كَامِلَةٞۗ ذَٰلِكَ لِمَن لَّمۡ يَكُنۡ أَهۡلُهُۥ حَاضِرِي
ٱلۡمَسۡجِدِ ٱلۡحَرَامِۚ وَٱتَّقُواْ ٱللَّهَ وَٱعۡلَمُوٓاْ أَنَّ ٱللَّهَ شَدِيدُ ٱلۡعِقَابِ ١٩٦



(191) Ва дар ҳар ҷое бо он кофирони ҷангҷӯ рӯбарӯ шавед, онҳоро ба қатл расонед ва онҳоро аз сарзамини Макка, ки шуморо аз он берун ронданд, берун кунед. Ва фитнае, ки бо боз доштани мӯъмин аз дин ва бозгашташ ба сӯи куфр ҳосил мешавад, аз қатл бузургтар аст. Ва назди Масҷид-ул-ҳаром ба хотири риояи эҳтироми он бо кофирон ҷангро шурӯъ накунед то вақте ки онҳо бо шумо ҷангро шурӯъ кунанд. Пас, агар онҳо назди Масҷид-ул-ҳаром муқобилатон ҷангро оғоз намоянд, пас онҳоро бикушед. Муҷозоти кофирон ҳамин гуна аст, ки дар сурати назди Масҷид-ул-ҳаром ба шумо дастдарозӣ кардан кушта мешаванд.

(192) Пас, агар онҳо аз ҷангидан бо шумо ва куфр худдорӣ кунанд, шумо низ аз ҷангидан ва қатлашон худдорӣ намоед. Ҳамоно Аллоҳ (ч) нисбат ба тавбакорон бағоят Бахшандаи Меҳрубон аст. Бинобар ин бандагонро барои гуноҳони гузашта азоб намекунад ва онҳоро дар ҳол ҷазо намедиҳад.

(193) Ва муқобили кофирон то вақте биҷангед, ки ҷурми ширк, манъи мардум аз роҳи Худо ва куфрашон боқӣ намонад ва танҳо дини Аллоҳ (ч) ғолиб гардад. Пас, агар онҳо аз ҷурми куфр ва манъи мардум аз роҳи Худо худдорӣ кунанд, пас бар муқобилашон наҷангед, зеро дасти таарруз дароз намудан танҳо алайҳи касоне ҷоиз аст, ки бо куфр варзидан ва манъи мардум аз дини Худо зулм кардаанд.

(194) Моҳи Ҳароми соли ҳафтуми ҳиҷрӣ, ки Худо ба шумо имкони ба сарзамини Ҳарам даромадан ва адои умраро дод, дар ивази моҳи Ҳароми соли шашуми ҳиҷрӣ аст, ки мушрикон шуморо аз зиёрати Хонаи Худо манъ карданд. Ва дар ҳаққ касоне, ки ҳурмати муқаддасот ба мисли ҳурмати сарзамини Ҳарам, моҳи ҳаром ва бастани эҳромро поймол месозанд, қисос ҷорӣ мегардад. Пас, ҳар ки дар ин муқаддасот бар зидди шумо дасти таарруз дароз кунад, дар ивази рафтораш монанди худаш муомила кунед ва аз андозаи радди шабеҳ берун нашавед. Яқинан Аллоҳ (ч) бандагонеро, ки аз ҳудуди муайянсохтааш мегузаранд, дӯст намедорад. Ва аз гузаштани андозаи бароятон ҷоиз аз Аллоҳ (ч) битарсед ва бидонед, ки Аллоҳ (ч) бо тавфиқ ва таъйиди Худ ҳамроҳи бандагони парҳезкор аст.

(195) Ва амволатонро дар ибодати Худо ба мисли ҷиҳод ва ғайри он харҷ намоед ва бо тарки муборизаи роҳи Ҳақ, худдорӣ аз харҷи мол дар ин роҳ ё анҷоми коре, ки сабаби маргатон мегардад, худро ба ҳалокат наафканед. Ва дар анҷоми ибодат, муомила ва ахлоқ некӯкорӣ кунед. Албатта, Аллоҳ (ч) бандагони дар ҳама кор некӯкорашро дӯст медорад, ба онҳо аҷр медиҳад ва ба роҳи ростӣ ҳидояташон мекунад.

(196) Ва ҳаҷ ва умраро холисан лиллоҳ ба итмом расонед. Пас, агар шумо ба сабаби бемори ё душман аз итмоми ҳаҷ ва умра манъ шавед, пас барои берун шудан аз эҳром бар шумо забҳи он чи аз чаҳорпоёни қурбонӣ аз шутуру гову гӯсфанд, ки муяссар гардад, воҷиб мебошад. Ва то замони расидани чаҳорпои қурбонии забҳшаванда ба маҳҳале, ки забҳаш дар он ҳалол аст, мӯйи саратонро натарошед ё онро кӯтоҳ накунед. Пас, агар шахси озими зиёрати Хонаи Худо баъди ба роҳ баромадан аз расидан ба зиёрат боз дошта шавад, бояд қурбониашро дар он ҷое, ки манъ шуда аст, забҳ намояд. Ва агар аз расидан ба сарзамини Ҳарам манъ нашуда бошад, бояд қурбониашро дар рӯзи қурбонӣ ва ё айёми ташриқ забҳ кунад. Пас, аз шумо ҳар ки бемор ё дар мӯи сараш чизи зиёновар ба мисли шапуш ва ғайра бошад ва ба ҳамин иллат мӯи сарашро битарошад, бар вай гуноҳе нест, балки барояш воҷиб аст, ки дар ивази он бо се рӯз рӯза гирифтан ё таом додани шаш мискини Ҳарам ва ё забҳи гӯсфанд ва тақсими гӯшти он ба фақирони Ҳарам фидя бидиҳад. Пас, вақте шумо дар ҳолати тарс қарор надошта бошед, пас ҳар ки аз шумо дар моҳҳои ҳаҷи фарзӣ бо адои умра баҳра барад ва то замони дар ҳамон сол барои ҳаҷи фарзӣ эҳром бастан аз корҳои дар ҳолати эҳром мамнӯъ баҳра гирад, пас бояд он чи аз гӯсфанд муяссар шавад, забҳ кунад ва ё дар забҳи як гов ё шутур бо ҳафт кас шарик гардад. Пас, агар аз уҳдаи қурбонӣ набарояд, пас бар вай дар бадали он се рӯз дар рӯзҳои мавсими ҳаҷ ва ҳафт рӯз баъд аз назди аҳлаш баргаштан рӯза гирифтан воҷиб аст, то маҷмӯан даҳ рӯз бошад. Ин ҳукми анҷоми Таматтӯъ бо воҷиб гаштани қурбонӣ ё гирифтани рӯза барои шахси аз қурбонӣ оҷиз ба ғайри аҳли Макка ва ғайри касе, ки дар наздикии сарзамини Ҳарам зиндагӣ мекунад, тааллуқ дорад. Чунки аҳли Макка ва касоне, ки дар наздикии Ҳарам зиндагӣ мекунанд, ба Таматтӯъ ниёз надоранд. Зеро онҳо дар Ҳарам қарор дошта, дар бадали Тамаммӯъ мутлақи тавоф бароящон басанда мебошад. Ва бо пайравӣ намудани аҳком ва поймол насохтани марзҳо аз азоби Аллоҳ (ч) битарсед ва бидонед Аллоҳ (ч) нисбат ба бандагони нофармон Дорои азоби бағоят шадид аст.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Мақсади ҷиҳод хос гардонидани ҳукм ба Аллоҳ (ч) ва бартараф сохтани тамоми монеаҳое аст, ки мардумро аз шунидани ҳақ ва пазируфтани он боз медорад;

2.Тарки ҷиҳод аз ҷумлаи сабабҳои ҳалокати уммати Ислом аст. Зеро он ба нотавонӣ ва дастдарозии душманон ба онҳо оварда мерасонад;

3.Ҳар ки ҳаҷи фарзӣ ё умраро шурӯъ кунад, бояд онро ба итмом расонад. Аммо ҳар ки аз анҷомаш манъ шавад, метавонад бо забҳи қурбонӣ аз эҳром хориҷ гардад.




(197) Мавсими ҳаҷ дорои моҳҳои маълум аст. Он аз моҳи Шаввол шурӯъ шуда то рӯзи даҳуми моҳи Зулҳиҷҷа идома меёбад. Пас, ҳар ки дар ин моҳҳо бо бастани эҳром ҳаҷро барои худ лозим гардонад, аз сабаби он ки дар замон ва макони азим қарор дорад, омезиши ҷинсӣ бо ҳамсар, инчунин муқаддимаҳои он ва ҷидоле, ки оқибат ба ғазабу хусумат мекашонад, бар вай ҳаром мебошад. Хуруҷ аз итоати Худо бо содир кардани гуноҳ барои ҳоҷӣ уқубати шадидтар дорад. Ва он чи аз некӣ анҷом медиҳед, пас, бегумон Аллоҳ (ч) онро медонад ва барои он шуморо подош медиҳад. Ва дар адои ҳаҷ тамоми василаҳои ба он ниёз доштаи худро ба монанди хӯроку нӯшоба бо худ бигиред ва бидонед, ки беҳтарин василаи дар ҳама ҳолат бароятон ёрирасон тақво аст. Ва эй соҳибони хиради солим, бо иҷрои дастуротам аз Ман битарсед.

(198) Бар шумо гуноҳе нест, ки дар аснои иҷрои маросими ҳаҷ бо роҳи тиҷорат ва ғайри он рӯзии ҳалол биталабед. Пас, чун аз кӯҳи Арафот баъд аз он ки рӯзи нуҳӯм бар рӯи он таваққуф кардед, фуруд омада, рӯзи ёздаҳуми Зулҳиҷҷа ба сӯи Муздалифа рафтед, пас назди “**Машъар-ул-ҳаром**”-и Муздалифа бо гуфтани “**Субҳоналлоҳ**”, “**Ло илоҳа иллаллоҳ**” ва дуо Аллоҳ (ч)-ро ёд кунед ва Ӯро ёд кунед, зеро шуморо ба сӯи оинҳои дин ва маросими зиёрати Хонаи Худ раҳнамоӣ намуд ва бегумон шумо қабл аз раҳнамоии Ӯ ғофил будед.

(199) Сипас, аз Кӯҳи Арафот сарозер шавед, он гуна ки мардуми пайрави Иброҳим чунин мекарданд, на он тавре, ки мардуми даврони ҷоҳилият аз рӯи кибру ғурур бо мардуми дигар бар кӯҳи Арафот намеистоданд. Ва барои он нуқсонҳое, ки аз ҷониби шумо дар адои дастуроти илоҳӣ сар задааст, аз Аллоҳ (ч) талаби омурзиш намоед. Беша, Аллоҳ (ч) нисбат ба бандагони тавбакораш бағоят Бахшандаи Меҳрубон аст.

(200) Баъдан чун оинҳои ҳаҷро ба охир расонидед ва аз он фориғ шудед, пас он гуна ки бо падарони хеш мефахред ва онҳоро ситоиш мекунед, Аллоҳ (ч)-ро ёд ва ситоиш кунед ё Ӯро аз зикри падаронатон бештар ёд намоед. Зеро ҳар неъмате, ки аз он баҳра мебаред, танҳо аз сӯи Ӯст. Мардум гуногунанд. Пас баъзеашон кофиру мушрик буда, фақат ба зиндагонии дунё бовар доранд ва аз Парвардигорашон ба ҷуз неъматҳои дунёи фонӣ ба монанди тандурустӣ, мол, фарзанд ва ғайра чизи дигар намехоҳанд. Ва онҳо аз неъматҳои барои мӯъминон дар охират омодашуда саҳме надоранд. Зеро ин тоифа ба дунё дил баста, аз охират рӯй гардонидаанд.

(201) Ва гурӯҳи дигари мардум ба Аллоҳ (ч) ва рӯзи охират имон овардаанд. Инҳо ба Худо рӯй оварда мегӯянд: “**Эй Парвардигори мо, бароямон дар дунё неъмат ва тавфиқи анҷоми амали шоиста ва дар охират вуруди ҷаннат ва солим мондан аз дӯзахро бидеҳ**.”

(202) Барои ин ҷамоа ба хотири дар дунё анҷом додани амалҳои шоиста подоши бузург аст. Ва Аллоҳ (ч) аъмоли бандагонро зуд ҳисоб мекунад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Бояд мӯъмин барои сафари дунёву охират тӯшаи роҳ бигирад. Беҳтарин тӯша тақво аст;

2.Ҳангоми ба итмом расонидани оинҳои ҳаҷ зиёд зикр кардани Парвардигор аз таълимоти Қуръон аст;

3.Мардум мақсадҳои гуногун доранд. Баъзеҳо танҳо ғами дунёро мехӯранд, аз Худо фақат дунё металабанд ва баъзеи дигар аз Ӯ хайри дунёву охиратро мехоҳанд. Ҳамин тоифаи дуюм гурӯҳи комёбанд.

۞ وَاذْكُرُوا اللَّهَ فِي أَيَّامٍ مَعْدُودَاتٍ ۚ فَمَنْ تَعَجَّلَ فِي يَوْمَيْنِ فَلَا إِثْمَ عَلَيْهِ وَمَنْ تَأَخَّرَ فَلَا إِثْمَ عَلَيْهِ ۚ لِمَنِ اتَّقَىٰ ۗ وَاتَّقُوا اللَّهَ وَاعْلَمُوا أَنَّكُمْ إِلَيْهِ تُحْشَرُونَ ﴿٢٠٣﴾ وَمِنَ النَّاسِ مَنْ يُعْجِبُكَ قَوْلُهُ فِي الْحَيَاةِ الدُّنْيَا وَيُشْهِدُ اللَّهَ عَلَىٰ مَا فِي قَلْبِهِ وَهُوَ أَلَدُّ الْخِصَامِ ﴿٢٠٤﴾ وَإِذَا تَوَلَّىٰ سَعَىٰ فِي الْأَرْضِ لِيُفْسِدَ فِيهَا وَيُهْلِكَ الْحَرْثَ وَالنَّسْلَ ۗ وَاللَّهُ لَا يُحِبُّ الْفَسَادَ ﴿٢٠٥﴾ وَإِذَا قِيلَ لَهُ اتَّقِ اللَّهَ أَخَذَتْهُ الْعِزَّةُ بِالْإِثْمِ ۚ فَحَسْبُهُ جَهَنَّمُ ۚ وَلَبِئْسَ الْمِهَادُ ﴿٢٠٦﴾ وَمِنَ النَّاسِ مَنْ يَشْرِي نَفْسَهُ ابْتِغَاءَ مَرْضَاتِ اللَّهِ ۗ وَاللَّهُ رَءُوفٌ بِالْعِبَادِ ﴿٢٠٧﴾ يَا أَيُّهَا الَّذِينَ آمَنُوا ادْخُلُوا فِي السِّلْمِ كَافَّةً وَلَا تَتَّبِعُوا خُطُوَاتِ الشَّيْطَانِ ۚ إِنَّهُ لَكُمْ عَدُوٌّ مُبِينٌ ﴿٢٠٨﴾ فَإِنْ زَلَلْتُمْ مِنْ بَعْدِ مَا جَاءَتْكُمُ الْبَيِّنَاتُ فَاعْلَمُوا أَنَّ اللَّهَ عَزِيزٌ حَكِيمٌ ﴿٢٠٩﴾ هَلْ يَنْظُرُونَ إِلَّا أَنْ يَأْتِيَهُمُ اللَّهُ فِي ظُلَلٍ مِنَ الْغَمَامِ وَالْمَلَائِكَةُ وَقُضِيَ الْأَمْرُ ۚ وَإِلَى اللَّهِ تُرْجَعُ الْأُمُورُ ﴿٢١٠﴾



(203) Ва дар рӯзҳои башумори ёздаҳум, дувоздаҳум ва сездаҳуми моҳи Зулҳиҷҷа бо гуфтани “**Аллоҳу акбар**” ва “**Ло илоҳа иллаллоҳ**” Аллоҳ (ҷ)-ро ёд кунед. Пас, ҳар ки шитоб намуда, баъд аз сангзании Шайтон рӯзи дувоздаҳум аз Мино берун шавад, амалаш ҷоиз буда, бар вай гуноҳе нест, чунки Худо барояш сабукӣ овардааст ва ҳар ки то рӯзи сездаҳум таъхир намояд, то Шайтонро санг бизанад, ин амалаш раво буда, бар вай гуноҳе нест, балки комилтарин тарзи санг заданро ба ҷо оварда, аз феъли Паёмбар (с) пайравӣ намудааст. Ин раво будани таъҷилу таъхир ва дар ду ҳолат гунаҳкор нашудани ҳоҷӣ барои касест, ки дар адои ҳаҷ аз Аллоҳ (ҷ) тарсида, онро ба сурати фармудаи Ӯ иҷро намояд. Ва бо анҷоми амрҳо ва парҳез аз ҳаромҳо аз Аллоҳ (ҷ) битарсед ва яқин дошта бошед, ки шумо танҳо ба сӯи Ӯ баргардонида мешавед. Он рӯз подоши амалатонро мегиред.

(204) Ва эй Паёмбар, аз миёни мардум мунофиқе пайдо мешавад, ки суханаш дар ҳаёти дунё[1] туро ба шигифт меорад, ӯро ширинзабон мебинӣ, ҳатто шахси содиқ ва хайрхоҳаш мепиндорӣ, аммо мақсади асосии вай ҳифзи ҷону моли хеш аст ва Аллоҳ (ҷ)-ро бар имон ва хайри қалбаш гувоҳ мегардонад, дар ҳоле дурӯғ мегӯяд ва ӯ нисбат ба мусулмонон хусумату адовати сахт дорад.

(205) Ва чун аз наздат баргардад ва аз ту ҷудо шавад, дар замин талош меварзад, то дар он фасодкорӣ кунад ва зироатро талаф диҳад ва чорвоҳоро бикушад ва Аллоҳ (ҷ) дар замин фасодкорӣ ва бандагони фасодкорро дӯст намедорад.[2]

(206) Ва чун ба ҳайси насиҳат ба он фасодкор “**Аз Аллоҳ (ҷ) бо риояи марзҳо ва парҳез аз ҳаромҳо битарс**” гуфта шавад, кибру ғурур ӯро аз баргаштан ба сӯи ҳақ боз медорад ва нофармонии хешро идома медиҳад. Пас, даромадани дӯзах барояш ҷазои басанда аст ва бегумон ҷаҳаннам барои бошандагонаш ҷойгоҳи бағоят бад аст.

(207) Ва аз миёни мардум мӯъмине пайдо мешавад, ки ҷонашро мефурӯшад, онро дар роҳи тоату ризои Худо ва ҷиҳод мебахшад. Ва Аллоҳ (ҷ) нисбат ба бандагонаш дорои раҳмати паҳновар буда, ниҳоят Меҳрубон аст.

(208) Эй касоне, ки ба Аллоҳ (ҷ) имон овардаед ва аз Паёмбараш пайравӣ кардаед, дар Ислом ба куллӣ дохил шавед. Аз он ҳеҷ чизро тарк насозед ва мисли аҳли Китоб набошед. Пайравони Тавроту Инҷил ба баъзеи Китобҳояшон амал мекарданд ва баъзеи онро инкор менамуданд. Ва аз роҳҳои Шайтон пайравӣ накунед, зеро ӯ нисбат ба шумо душмани ҳақиқии ошкор буда, адоваташро пинҳон намесозад.

(209) Пас, агар аз ҷониби шумо баъд аз он ки бароятон далелҳои возеҳ омад, лағжиш ва каҷравӣ аз ҳақ сурат гирад, пас бидонед, ки Аллоҳ (ҷ) Зоти ҳамеша Ғолиби дар чорасозӣ ва қонунгузорӣ Ҳаким аст. Аз ин ҷиҳат аз Ӯ битарсед ва азаматашро бишиносед.

(210) Ин ҷамоаи тобеи роҳи Шайтон ва аз ҳақ каҷрафта мунтазири онанд, ки Аллоҳ (ҷ) барои доварӣ дар зери соябонҳои абр чунончи лоиқи Ӯст, ҳамроҳи фариштагон наздашон биёяд, фариштагон онҳоро аз ҳар ҷониб иҳота кунанд ва он вақт амри Парвардигор дар бораашон содир шуда, кор аз кор мегузарад. Ва тамоми корҳои халоиқ танҳо ба сӯи Аллоҳ (ҷ) баргардонида мешавад.[3]

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Тақвои ҳақиқӣ ба иҷрои амали зиёд марбут нест, балки он ба пайравӣ аз раҳнамоиҳои дин ва пойбандии он бастагӣ дорад;

2.Дар бораи мардум танҳо аз рӯи шаклу қавл ҳукм кардан ғалат аст, балки меъёри асосӣ амал аст, ки далели асрори қалбашон мебошад;

3.Фасодкорӣ дар замин бо ҳама навъи он аз ҷумлаи сифатҳои мутакаббирон буда, аз онҳо ҷудо намешавад. Худо фасодкорӣ ва фасодкунандаро дӯст намедорад;

Банда вақте мусулмони ҳақиқӣ мегардад, ки ба ҳамаи ҷузъиёт ва куллиёти Ислом таслим шавад ва бо зоҳиру ботинаш онро бипазирад.

1. Аммо дар охират аз сабаби он ки ҳақиқати мунофиқон бароят маълум мегардад, суханонашон туро ба шигифт намеорад. Аммо дар дунё ба зоҳири ҳолати онҳо нигоҳ карда ҳукм мекунӣ. (**Мутарҷим**)

2. Ҳалок кардани зироат ва чорвоҳо киноя аз он аст, ки ин тоифа ҳама гуна василаҳои маишати мардумро нобуд месозанд ва доим дар пайи озор расонидан ба онҳо ҳастанд. (**Мутарҷим**)

3. Муфассирон дар бораи нисбат додани феъли “**омадан**” ба Худо ду назар доранд. Як идда онро исноди маҷозӣ гуфта, қабл аз номи Худо калимаи “**азоб**” ё “**амр**”-ро муқаддар месозанд. Яъне, азоб ё амри Худо меояд. Иддаи дигар исноди феъли мазкурро маҷозӣ намедонанд ва вожаи “**азоб**” ё “**амр**”-ро муқаддар намегардонанд, аммо мегӯянд, ҳақиқати омадани Худо бар мо маълум нест. Ба зоҳири маъно имон меорем ва кунҳи онро ба Худо ҳавола месозем. Имом Алӯсӣ (р) ҳар ду раъйро оварда, вале раъйи дуюмро дар ҷои аввал гузоштааст. (**Мутарҷим**)

سَلْ بَنِيٓ إِسْرَٰٓءِيلَ كَمْ ءَاتَيْنَٰهُم مِّنْ ءَايَةٍۭ بَيِّنَةٍ ۗ وَمَن يُبَدِّلْ نِعْمَةَ ٱللَّهِ مِنۢ بَعْدِ مَا جَآءَتْهُ فَإِنَّ ٱللَّهَ شَدِيدُ ٱلْعِقَابِ ﴿٢١١﴾ زُيِّنَ لِلَّذِينَ كَفَرُوا۟ ٱلْحَيَوٰةُ ٱلدُّنْيَا وَيَسْخَرُونَ مِنَ ٱلَّذِينَ ءَامَنُوا۟ ۘ وَٱلَّذِينَ ٱتَّقَوْا۟ فَوْقَهُمْ يَوْمَ ٱلْقِيَٰمَةِ ۗ وَٱللَّهُ يَرْزُقُ مَن يَشَآءُ بِغَيْرِ حِسَابٍ ﴿٢١٢﴾ كَانَ ٱلنَّاسُ أُمَّةً وَٰحِدَةً فَبَعَثَ ٱللَّهُ ٱلنَّبِيِّـۧنَ مُبَشِّرِينَ وَمُنذِرِينَ وَأَنزَلَ مَعَهُمُ ٱلْكِتَٰبَ بِٱلْحَقِّ لِيَحْكُمَ بَيْنَ ٱلنَّاسِ فِيمَا ٱخْتَلَفُوا۟ فِيهِ ۚ وَمَا ٱخْتَلَفَ فِيهِ إِلَّا ٱلَّذِينَ أُوتُوهُ مِنۢ بَعْدِ مَا جَآءَتْهُمُ ٱلْبَيِّنَٰتُ بَغْيًۢا بَيْنَهُمْ ۖ فَهَدَى ٱللَّهُ ٱلَّذِينَ ءَامَنُوا۟ لِمَا ٱخْتَلَفُوا۟ فِيهِ مِنَ ٱلْحَقِّ بِإِذْنِهِۦ ۗ وَٱللَّهُ يَهْدِى مَن يَشَآءُ إِلَىٰ صِرَٰطٍ مُّسْتَقِيمٍ ﴿٢١٣﴾ أَمْ حَسِبْتُمْ أَن تَدْخُلُوا۟ ٱلْجَنَّةَ وَلَمَّا يَأْتِكُم مَّثَلُ ٱلَّذِينَ خَلَوْا۟ مِن قَبْلِكُم ۖ مَّسَّتْهُمُ ٱلْبَأْسَآءُ وَٱلضَّرَّآءُ وَزُلْزِلُوا۟ حَتَّىٰ يَقُولَ ٱلرَّسُولُ وَٱلَّذِينَ ءَامَنُوا۟ مَعَهُۥ مَتَىٰ نَصْرُ ٱللَّهِ ۗ أَلَآ إِنَّ نَصْرَ ٱللَّهِ قَرِيبٌ ﴿٢١٤﴾ يَسْـَٔلُونَكَ مَاذَا يُنفِقُونَ ۖ قُلْ مَآ أَنفَقْتُم مِّنْ خَيْرٍ فَلِلْوَٰلِدَيْنِ وَٱلْأَقْرَبِينَ وَٱلْيَتَٰمَىٰ وَٱلْمَسَٰكِينِ وَٱبْنِ ٱلسَّبِيلِ ۗ وَمَا تَفْعَلُوا۟ مِنْ خَيْرٍ فَإِنَّ ٱللَّهَ بِهِۦ عَلِيمٌ ﴿٢١٥﴾



(211) Эй Паёмбар, аз Фарзандони Яъқуб бо сарзаниш бипурс, ки Мо ба онҳо чӣ андоза оятҳои нишондиҳандаи сидқи Паёмбаронашро додем?! Пас, онҳо он оятҳоро дурӯғ шумурда, аз пазируфтанаш рӯй тофтанд. Ва ҳар ки неъмати Аллоҳ (ч)-ро баъд аз шинохтан ва ошкор гаштани он бо роҳи куфр ва таксиб иваз кунад, пас бегумон Аллоҳ (ч) нисбат ба кофирони таксибкунанда Дорои уқубати сахт аст.

(212) Барои касоне, ки ба Аллоҳ (ч) кофир гаштаанд, зиндагонии дунё ва лаззатҳои муваққатии он зебо ҷилва дода шуда аст ва онҳо бандагони ба Худо ва охират имон овардаро масхара мекунанд. Ва шахсони бо иҷрои амрҳо ва тарки ҳаромҳо парҳезкор рӯзи қиёмат аз кофирон бартаранд. Зеро онҳо бо фазли Худо соҳиби ҷаннати абадӣ мешаванд. Ва Аллоҳ (ч) ба ҳар ки аз бандагонаш хоҳад, бидуни ҳисоб рӯзӣ медиҳад.

(213) Мардум то вақте ки шайтонҳо онҳоро гумроҳ сохтанд, ҳамагӣ миллати якпорча ва дар дини яктопарастии падарашон Одам (а) буданд. Баъдан онҳо ба гурӯҳи мӯъмину кофир ҷудо шуданд. Ба ҳамин сабаб, Аллоҳ (ч) паёмбарони муждарасон ва бимдиҳандаро фиристод. Онҳо аҳли имону ибодатро ба раҳмати Парвардигор мужда дода, аҳли куфрро аз уқубаташ метарсониданд. Ва Аллоҳ (ч) ҳамроҳи расулонаш Китобҳои шомили ҳақиқатро фуруд овард, то ҳар як паёмбар дар байни мардум оиди он чи ихтилоф мекунанд, доварӣ намояд. Ва оиди Таврот танҳо яҳудиҳо, ки ба онҳо илми он дода шуд, ихтилоф карданд, онҳо дар бораи Китобашон аз рӯи зулм пас аз он ихтилоф намуданд, ки барояшон ҳуҷҷатҳои исботкунандаи аз сӯи Худо нозил шуданаш омада буд. Набояд ин тоифа дар бораи Китоби хеш ба ихтилофот роҳ медоданд. Пас, Аллоҳ (ч) ба мӯъминон бо иҷозат ва иродааш тавфиқи шинохтани ҳидоят аз залолатро ато намуд. Ва Аллоҳ (ч) ҳар киро хоҳад, ба сӯи роҳи рост раҳнамоӣ мекунад.

(214) Эй мӯъминон, оё гумон мебаред, ки дохили биҳишт мешавед, ҳол он ки ҳанӯз ба шумо мисли озмоиши умматҳои гузашта санҷише наомада аст?! Ба умматҳои қаблӣ тангдастӣ ва бемории шадид расид ва ҳолатҳои хавфнок чунон ба ларзаашон овард, ки ҳатто паёмбар ва мӯъминони ҳамроҳаш нусрати Худоро талабида мегуфтанд: "**Нусрати Аллоҳ (ч) кай меояд?**" Огоҳ бошед! Бегумон нусрати Аллоҳ (ч) ба бандагони мӯъмини ботаваккул бағоят наздик аст.

(215) Эй Паёмбар, асҳобат аз ту мепурсанд, ки аз молҳои хеш чиро ва дар куҷо харҷ кунанд? Дар посух ба онҳо бигӯ: "**Он чи аз хайр (моли ҳалоли покиза) харҷ мекунед, пас, он бояд ба падару модар ва хешовандони наздиктарин бо назардошти ҳоҷатмандиашон ва ятимони мӯҳтоҷ ва бенавоҳое, ки чизе надоранд ва мусофири ба сабаби сафар аз аҳлу ватан дур сарф шавад.**" Ва эй мӯъминон, ҳар чи аз некӣ некӣ анҷом медиҳед, пас Аллоҳ (ч) онро медонад. Чизе аз Ӯ пӯшида намемонад ва ҳатман подоши онро хоҳед гирифт.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Носипосӣ аз неъматҳои Худо ва бемаврид истифода бурданаш онро дар маърази хатар қарор дода, сабаби ҳалокати соҳибаш мегардад;

2.Худо бандагонашро бар асоси тавҳид ва имон офарид, аммо Шайтон ва ёваронаш онҳоро аз ин имони фитрӣ ба сӯи ширк бурданд;

3.Бузургтарин навъи маҳрум шудан аз тавфиқи Худо он аст, ки уммате дар атрофи китоб ва шариати хеш ихтилоф намуда, баъзеашон баъзеи дигарро кофир ва лаънат хонанд. Ин ҳолат оқибат онҳоро ба нокомӣ мерасонад;

4.Шинохтани ҳақиқате, ки мардум дар бобати он бо якдигар ихтилоф менамоянд ва пайдо кардани роҳи дуруст дар дасти Худо аст. Бояд банда дар ин кор бо имону ибодат аз Худо кӯмак хоҳад;

5.Озмоиш яке аз қонунҳои Парвардигор нисбат ба дӯстонаш аст. Ӯ онҳоро ба андозаи имон ва таваккулашон имтиҳон мекунад;

6.Яке аз асоситарин роҳҳое, ки ба шахс ҳангоми омадани озмоиш дар сабр намудан ёрӣ мерасонад, иқтидо ба бандагони солеҳ ва намунаи ибрат қарор додани онҳо аст.

كُتِبَ عَلَيْكُمُ ٱلْقِتَالُ وَهُوَ كُرْهٌ لَّكُمْ ۖ وَعَسَىٰٓ أَن تَكْرَهُوا۟
شَيْـًٔا وَهُوَ خَيْرٌ لَّكُمْ ۖ وَعَسَىٰٓ أَن تُحِبُّوا۟ شَيْـًٔا وَهُوَ شَرٌّ
لَّكُمْ ۗ وَٱللَّهُ يَعْلَمُ وَأَنتُمْ لَا تَعْلَمُونَ ﴿٢١٦﴾ يَسْـَٔلُونَكَ عَنِ ٱلشَّهْرِ
ٱلْحَرَامِ قِتَالٍ فِيهِ ۖ قُلْ قِتَالٌ فِيهِ كَبِيرٌ ۖ وَصَدٌّ عَن سَبِيلِ
ٱللَّهِ وَكُفْرٌۢ بِهِۦ وَٱلْمَسْجِدِ ٱلْحَرَامِ وَإِخْرَاجُ أَهْلِهِۦ مِنْهُ
أَكْبَرُ عِندَ ٱللَّهِ ۚ وَٱلْفِتْنَةُ أَكْبَرُ مِنَ ٱلْقَتْلِ ۗ وَلَا يَزَالُونَ
يُقَٰتِلُونَكُمْ حَتَّىٰ يَرُدُّوكُمْ عَن دِينِكُمْ إِنِ ٱسْتَطَٰعُوا۟ ۚ وَمَن
يَرْتَدِدْ مِنكُمْ عَن دِينِهِۦ فَيَمُتْ وَهُوَ كَافِرٌ فَأُو۟لَٰٓئِكَ
حَبِطَتْ أَعْمَٰلُهُمْ فِى ٱلدُّنْيَا وَٱلْءَاخِرَةِ ۖ وَأُو۟لَٰٓئِكَ أَصْحَٰبُ
ٱلنَّارِ ۖ هُمْ فِيهَا خَٰلِدُونَ ﴿٢١٧﴾ إِنَّ ٱلَّذِينَ ءَامَنُوا۟ وَٱلَّذِينَ
هَاجَرُوا۟ وَجَٰهَدُوا۟ فِى سَبِيلِ ٱللَّهِ أُو۟لَٰٓئِكَ يَرْجُونَ رَحْمَتَ
ٱللَّهِ ۚ وَٱللَّهُ غَفُورٌ رَّحِيمٌ ﴿٢١٨﴾ ۞ يَسْـَٔلُونَكَ عَنِ ٱلْخَمْرِ وَٱلْمَيْسِرِ ۖ
قُلْ فِيهِمَآ إِثْمٌ كَبِيرٌ وَمَنَٰفِعُ لِلنَّاسِ وَإِثْمُهُمَآ أَكْبَرُ
مِن نَّفْعِهِمَا ۗ وَيَسْـَٔلُونَكَ مَاذَا يُنفِقُونَ قُلِ ٱلْعَفْوَ ۗ كَذَٰلِكَ
يُبَيِّنُ ٱللَّهُ لَكُمُ ٱلْءَايَٰتِ لَعَلَّكُمْ تَتَفَكَّرُونَ ﴿٢١٩﴾



(216) Эй мӯъминон, ҷангидан дар роҳи Худо бар шумо фарз шуда аст, дар ҳоле ки он ба табиати нафсатон писанд нест, зеро дар ин роҳ молу ҷон бахшида мешавад. Ва шояд шумо чизеро намеписандед, ҳол он ки он дар ҳақиқат бароятон хайр ва судманд аст. Монанди набарди роҳи Худо. Ин амал илова бар савоби зиёд доштан дорои манфиатҳои пирӯзӣ алайҳи душман ва баланд бардоштани Калимаи Аллоҳ (ч) низ ҳаст. Ва шояд шумо чизеро дӯст медоред, дар ҳоле ки он бароятон бад ва зиёновар аст. Монанди ақибнишинӣ аз ҷиҳоди роҳи Парвардигор, ки натиҷаи он мағлубият ва забардаст гаштани душман аст. Ва Аллоҳ (ч) некӣ ва бадии корҳоро комилан медонад ва шумо инро намедонед. Бинобар ин, фармони Ӯро иҷро кунед, зеро дар он барои шумо хайри маҳз нуҳуфта аст.

(217) Эй Паёмбар, мардум аз ту дар бораи ҳукми ҷангидан дар моҳҳои ҳароми Зулқаъда, Зулҳиҷҷа, Муҳаррам, Раҷаб мепурсанд. Дар посухашон бигӯ: "**Дар ин моҳҳо ҷангидан назди Худо гуноҳи азим ва амали нописанд аст. Ва он чи мушрикон аз манъи мардум аз роҳи Аллоҳ (ч) ва куфр варзидан ва пешгирӣ кардани мӯъминон аз Масҷид-ул-ҳаром ва берун сохтани аҳли Масҷид-ул-ҳаром аз он анҷом медиҳанд, назди Аллоҳ (ч) аз ҷурми ҷангидан дар моҳҳои ҳаром бузургтар аст. Ва гуноҳи ширке, ки ба он олуда гаштаанд, аз қатл бадтар аст.**" Ва эй мӯъминон, мушрикон ба замми ситамкорӣ пайваста муқобилатон меҷанганд, то шуморо аз дини ростинатон ба сӯи ойини ботили хеш баргардонанд, агар ин корро кардан тавонанд. Ва ҳар ки аз шумо аз динаш бармегардад, пас дар ҳоли кофир будан мемирад, пас бегумон амалҳои шоистаи ин тоифа дар дунё ва охират ботил шуда аст. Ва ин тоифа бошандагони доимии дӯзаханд. Онҳо дар дӯзах абадӣ мемонанд.

(218) Яқинан он касоне, ки ба Худову Расулаш имон овардаанд ва он касоне, ки ба қасди ҳиҷрат ба сӯи Худову Паёмбар тарки ватан кардаанд ва ба мақсади ғолибияти дин дар роҳи Аллоҳ (ч) ҷангидаанд, ин гурӯҳ умеди раҳмату мағфирати Аллоҳ (ч)-ро доранд. Ва Аллоҳ (ч) Бахшандаи гуноҳон буда, нисбат ба бандагонаш ниҳоят Меҳрубон аст.

(219) Эй Паёмбар, саҳобагонат аз ту оиди ҳукми нӯшидан, харидан ва фурӯхтани шароб[1] ва қимор[2] мепурсанд. Дар посухашон бигӯ: "**Дар он ду зарарҳои динӣ ва дунявӣ ба мисли тирашавии ақл, исрофи мол, пайдо шудани адоват ва фоидаҳои андаки касби мол мавҷуд аст. Ва зарару гуноҳи ба сабаби шаробу қимор ҳосилшаванда аз фоидаи он ду бузургтар аст.**" Модом ки зарари чизе аз фоидааш бештар бошад, бояд шахси соҳибхирад аз он бипарҳезад.

Ин қавли Аллоҳ (ч) барои дар оянда ба таври мутлақ ҳаром эълон намудани шаробу қимор заминагузорӣ буд.

Ва эй Паёмбар, саҳобагонат аз ту оиди андозаи моле, ки ба сурати нофила харҷ мекунанд, мепурсанд. Дар ҷавобашон бигӯ: "**Аз молҳои аз ниёзатон берун харҷ намоед.**" Аллоҳ (ч) барои шумо ҳамин гуна аҳкоми шаръро ба сурати равшан ва холӣ аз печидагӣ баён месозад, то шояд андеша кунед.

Ҳукми харҷи моли аз ҳоҷат зиёд дар ибтидои Ислом буд. Баъдан Худо закотро фарз гардонид.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Гоҳо надонистани оқибат сабаб мешавад, ки инсон кори судмандро написандад ва кори зиёноварро писандад. Бинобар ин, бояд банда доим аз Худо ҳидоят ба сӯи ростиро бихоҳад;

2.Яке аз рисолатҳои Ислом он аст, ки эҳтироми чизҳои муқаддас нигоҳ дошта шуда, набояд ҳурматаш поймол гардад. Ба ҳамин сабаб, манъи мардум аз роҳи Худо аз бузургтарин ҷиноят аст;

3.Кофирон пайваста муқобили Ислом ва мусулмонон меҷанганд, то онҳоро аз дин берун созанд, аммо Худо макрашонро барҳам мезанад;

4.Имон, ҳиҷрат ва ҷиҳод аз бузургтарин василаҳои ноил гаштан ба раҳмат ва мағфирати Худо аст;

5.Шариат бо мақсади риояи манфиати бандагон ҳамаи он чиро, ки зарараш бештар аст, сарфи назар аз баъзе фоидаҳои он ҳаром гардонидааст.

1. Ҳар нӯшобае, ки ақлро тира сохта, шахсро мадҳуш месозад, шароб аст. (**Муаллифон**)
2. Моле, ки дар рақобати аз сӯи ду тарафи шарик иваз гузошташуда ба даст меояд, қимор аст. (**Муаллифон**)

فِي ٱلدُّنْيَا وَٱلْءَاخِرَةِۗ وَيَسْـَٔلُونَكَ عَنِ ٱلْيَتَٰمَىٰۖ قُلْ إِصْلَاحٌ لَّهُمْ
خَيْرٌۖ وَإِن تُخَالِطُوهُمْ فَإِخْوَٰنُكُمْۚ وَٱللَّهُ يَعْلَمُ ٱلْمُفْسِدَ مِنَ
ٱلْمُصْلِحِۚ وَلَوْ شَآءَ ٱللَّهُ لَأَعْنَتَكُمْۚ إِنَّ ٱللَّهَ عَزِيزٌ حَكِيمٌ
٢٢٠ وَلَا تَنكِحُوا۟ ٱلْمُشْرِكَٰتِ حَتَّىٰ يُؤْمِنَّۚ وَلَأَمَةٌ مُّؤْمِنَةٌ
خَيْرٌ مِّن مُّشْرِكَةٍ وَلَوْ أَعْجَبَتْكُمْۗ وَلَا تُنكِحُوا۟ ٱلْمُشْرِكِينَ
حَتَّىٰ يُؤْمِنُوا۟ۚ وَلَعَبْدٌ مُّؤْمِنٌ خَيْرٌ مِّن مُّشْرِكٍ وَلَوْ أَعْجَبَكُمْۗ
أُو۟لَٰٓئِكَ يَدْعُونَ إِلَى ٱلنَّارِۖ وَٱللَّهُ يَدْعُوٓا۟ إِلَى ٱلْجَنَّةِ وَٱلْمَغْفِرَةِ
بِإِذْنِهِۦۖ وَيُبَيِّنُ ءَايَٰتِهِۦ لِلنَّاسِ لَعَلَّهُمْ يَتَذَكَّرُونَ ٢٢١
وَيَسْـَٔلُونَكَ عَنِ ٱلْمَحِيضِۖ قُلْ هُوَ أَذًى فَٱعْتَزِلُوا۟ ٱلنِّسَآءَ فِى
ٱلْمَحِيضِۖ وَلَا تَقْرَبُوهُنَّ حَتَّىٰ يَطْهُرْنَۖ فَإِذَا تَطَهَّرْنَ فَأْتُوهُنَّ
مِنْ حَيْثُ أَمَرَكُمُ ٱللَّهُۚ إِنَّ ٱللَّهَ يُحِبُّ ٱلتَّوَّٰبِينَ وَيُحِبُّ ٱلْمُتَطَهِّرِينَ
٢٢٢ نِسَآؤُكُمْ حَرْثٌ لَّكُمْ فَأْتُوا۟ حَرْثَكُمْ أَنَّىٰ شِئْتُمْۖ وَقَدِّمُوا۟
لِأَنفُسِكُمْۚ وَٱتَّقُوا۟ ٱللَّهَ وَٱعْلَمُوٓا۟ أَنَّكُم مُّلَٰقُوهُۗ وَبَشِّرِ
ٱلْمُؤْمِنِينَ ٢٢٣ وَلَا تَجْعَلُوا۟ ٱللَّهَ عُرْضَةً لِّأَيْمَٰنِكُمْ أَن تَبَرُّوا۟
وَتَتَّقُوا۟ وَتُصْلِحُوا۟ بَيْنَ ٱلنَّاسِۗ وَٱللَّهُ سَمِيعٌ عَلِيمٌ ٢٢٤



(220) Ин ҳукмро барои шумо муқаррар гардонид, то дар бораи он чи дар дунё ва охират ба шумо судманд аст, андеша намоед. Ва эй Паёмбар, саҳобагонат аз ту дар бораи сарпарастии ятимон мепурсанд, ки дар муомила бо онҳо чӣ кор кунанд? Оё амволи ятимонро бо амволи хеш дар харҷоти зиндагии муштаракашон омехта созанд? Дар ҷавобашон бигӯ: "**Молҳои ятимонро бидуни иваз ё бидуни омехта сохтан ба амволи хеш ислоҳ намудан ва ба онҳо некӣ кардан барои шумо назди Худо беҳтар ва аҷри бузургтар дошта, барои онҳо низ хайр аст, чунки бо ин роҳ дороиашон ҳифз мешавад. Ва агар бо якҷо сохтани моли ятимон бо моли худ дар хӯрдану нӯшидану маскан ва ғайра бо онҳо шарик гардед, пас ҳеҷ гуноҳе бар шумо нест, зеро онҳо бародарони динии шумо ҳастанд. Бародарон ба якдигар кӯмак мерасонанд ва ба ҳамдигар сарпарастӣ мекунанд. Ва Аллоҳ (ҷ) сарпарастонеро, ки бо шарик гаштан дар моли ятимон қасди фасодкорӣ доранд, аз шахсони ислоҳталаб ҷудо карда, ин ду гурӯҳро медонад. Ва агар Аллоҳ (ҷ) дар боби ятимон шуморо ба машаққат гирифтор кардан мехост, бегумон ин корро мекард.**" Вале Расули Худо (с) роҳҳои муомила бо ятимонро барои шумо осон кардааст, зеро адами сахтгирӣ аз вижагиҳои Ислом аст. Бешак, Аллоҳ (ҷ) Зоти Ғолиби дар чорасозӣ, офариниш ва аҳком Ҳаким аст.

(221) Ва эй мӯъминон, занони мушрикро то вақте ки имон биёранд ва мусалмон шаванд, ба ақди никоҳи худ ворид насозед. Ва бешубҳа, канизи боимон аз зани озоди мушрик агарчи ҷамолу молаш шуморо ба шигифт орад, беҳтар аст. Ва занони боимонро ба ақди никоҳи мардони мушрик ворид насозед. Ва бегумон ғуломи боимон аз марди озоди мушрик агарчи ҷамолу молаш шуморо ба ҳайрат орад, беҳтар аст. Ин мардону занони мушрик бо гуфторҳо ва кирдорҳояшон ба сӯи чизе фаро мехонанд, ки касро дӯзахӣ мегардонад ва Аллоҳ (ҷ) ба сӯи амалҳои шоистае фаро мехонад, ки касро бо иҷозат ва фазли илоҳӣ ба ҷаннат ва мағфирати гуноҳон мерасонад. Ва Аллоҳ (ҷ) оятҳои Худро ба мардум баён мекунад, то шояд онҳо аз далолатҳои он ибрат гиранд ва амал кунанд.

(222) Ва эй Паёмбар, саҳобагонат аз ту дар бораи ҳайз[1] мепурсанд. Дар посухашон бигӯ: "**Он барои марду зан боиси озор аст. Пас, дар вақти ҳайз аз ҳамбистарӣ бо занонатон дурӣ ҷӯед ва бо ҷимоъ ба онҳо наздик нашавед то замоне, ки хунашон қатъ шавад ва бо ғусл пок шаванд. Пас, чун хуни ҳайз қатъ гашта, пок шуданд, бо онҳо ба ҳамон шевае, ки Аллоҳ (ҷ) бароятон иҷозат додааст, яъне дар ҳолати покӣ ва дар макони наслгирӣ ҳамбистар шавед.**" Яқинан Аллоҳ (ҷ) бандагони бисёр тавбакунандаро дӯст медорад ва бандагони аз палидӣ нек покшавандаро дӯст медорад.

(223) Занонатон монанди замини ҳосилдиҳанда киштзори шумо буда, бароятон фарзанд мезоянд. Пас, ба маҳалли кишти хеш аз ҳар тараф ва ба шеваи бароятон дилхоҳ ба шарти он ки алоқаи ҷинсӣ дар маҳалли таваллуди фарзанд сурат гирад, ворид шавед. Ва барои хештан корҳои некро пеш фиристед. Аз ҷумлаи амалҳои нек он аст, ки мард бо ҳамсараш ба мақсади наздик шудан ба Худо ва талаби насл омезиши ҷинсӣ кунад. Ва бо иҷрои амр ва парҳез аз наҳйи илоҳӣ, ки аҳкоми марбут ба занон аз ҷумлаи он аст, аз Аллоҳ (ҷ) битарсед. Ва бидонед, ки рӯзи қиёмат бо Ӯ мулоқот хоҳед кард ва ба шумо дар ивази аъмолатон подош хоҳад дод. Ва эй Паёмбар, ба мӯъминон мужда бидеҳ, ки вориди ҷаннати абадӣ мешаванд ва ба дидори Аллоҳ (ҷ) ноил мегарданд.

(224) Ва ба номи Аллоҳ (ҷ) савганд ёд карданатонро далели монеи анҷоми некӣ, парҳезкорӣ ва эҷоди сулҳ миёни мардум қарор надиҳед, балки агар барои тарки кори нек қасам хӯрдед, онро анҷом диҳед ва дар ивази қасам каффораи онро адо намоед. Ва Аллоҳ (ҷ) Шунавандаи гуфторҳо, Донандаи кирдорҳои шумо аст. Ҳатман барои аъмолатон ба шумо подош медиҳад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1. Никоҳи мусулмонон бо мушрикон ҳаром мебошад, зеро имон ва ширк аз якдигар фосилаи зиёд дорад;
2. Аз далолати ояти карима маълум мегардад, ки валӣ дар никоҳ шарт аст. Чунки дар ояти мазкур Худо сарпарастони занонро мавриди хитоб қарор дода гуфт: **"...Ва занони боимонро ба ақди никоҳи мардони мушрик ворид накунед..."**;
3. Ислом пайравонашро ба покии ҳиссӣ аз наҷосатҳову палидиҳо ва покии маънавӣ аз ширку маъсият тарғиб намудааст;
4. Оятҳои карима мӯъминро ба он ташвиқ мекунад, ки бояд вай дар корҳои хеш, ҳатто дар умури марбут ба лаззатҳои нафсонӣ охиратро дар мадди назар гирифта, корҳои дар рӯзи қиёмат судмандро анҷом диҳад.

1. Хуни табиӣ, ки дар вақти махсус аз бачадони зан берун мешавад. **(Муаллифон)**

لَا يُؤَاخِذُكُمُ اللَّهُ بِاللَّغْوِ فِي أَيْمَانِكُمْ وَلَٰكِن يُؤَاخِذُكُم بِمَا كَسَبَتْ قُلُوبُكُمْ ۗ وَاللَّهُ غَفُورٌ حَلِيمٌ ﴿٢٢٥﴾ لِّلَّذِينَ يُؤْلُونَ مِن نِّسَائِهِمْ تَرَبُّصُ أَرْبَعَةِ أَشْهُرٍ ۖ فَإِن فَاءُوا فَإِنَّ اللَّهَ غَفُورٌ رَّحِيمٌ ﴿٢٢٦﴾ وَإِنْ عَزَمُوا الطَّلَاقَ فَإِنَّ اللَّهَ سَمِيعٌ عَلِيمٌ ﴿٢٢٧﴾ وَالْمُطَلَّقَاتُ يَتَرَبَّصْنَ بِأَنفُسِهِنَّ ثَلَاثَةَ قُرُوءٍ ۚ وَلَا يَحِلُّ لَهُنَّ أَن يَكْتُمْنَ مَا خَلَقَ اللَّهُ فِي أَرْحَامِهِنَّ إِن كُنَّ يُؤْمِنَّ بِاللَّهِ وَالْيَوْمِ الْآخِرِ ۚ وَبُعُولَتُهُنَّ أَحَقُّ بِرَدِّهِنَّ فِي ذَٰلِكَ إِنْ أَرَادُوا إِصْلَاحًا ۚ وَلَهُنَّ مِثْلُ الَّذِي عَلَيْهِنَّ بِالْمَعْرُوفِ ۚ وَلِلرِّجَالِ عَلَيْهِنَّ دَرَجَةٌ ۗ وَاللَّهُ عَزِيزٌ حَكِيمٌ ﴿٢٢٨﴾ الطَّلَاقُ مَرَّتَانِ ۖ فَإِمْسَاكٌ بِمَعْرُوفٍ أَوْ تَسْرِيحٌ بِإِحْسَانٍ ۗ وَلَا يَحِلُّ لَكُمْ أَن تَأْخُذُوا مِمَّا آتَيْتُمُوهُنَّ شَيْئًا إِلَّا أَن يَخَافَا أَلَّا يُقِيمَا حُدُودَ اللَّهِ ۖ فَإِنْ خِفْتُمْ أَلَّا يُقِيمَا حُدُودَ اللَّهِ فَلَا جُنَاحَ عَلَيْهِمَا فِيمَا افْتَدَتْ بِهِ ۗ تِلْكَ حُدُودُ اللَّهِ فَلَا تَعْتَدُوهَا ۚ وَمَن يَتَعَدَّ حُدُودَ اللَّهِ فَأُولَٰئِكَ هُمُ الظَّالِمُونَ ﴿٢٢٩﴾ فَإِن طَلَّقَهَا فَلَا تَحِلُّ لَهُ مِن بَعْدُ حَتَّىٰ تَنكِحَ زَوْجًا غَيْرَهُ ۗ فَإِن طَلَّقَهَا فَلَا جُنَاحَ عَلَيْهِمَا أَن يَتَرَاجَعَا إِن ظَنَّا أَن يُقِيمَا حُدُودَ اللَّهِ ۗ وَتِلْكَ حُدُودُ اللَّهِ يُبَيِّنُهَا لِقَوْمٍ يَعْلَمُونَ ﴿٢٣٠﴾



(225) Аллоҳ (ч) шуморо барои қасамҳои бидуни қасд ба монанди “**Не, савганд ба Аллоҳ**”, “**Бале, савганд ба Аллоҳ**” бар забонатон ҷоришаванда мавриди бозпурсӣ қарор намедиҳад. Пас, дар робита ба ин навъ савганд бар шумо каффора ва уқубат нест. Валекин шуморо бо он савгандҳое, ки аз сидқи дил қасдан ёд кардаед, мавриди бозпурсӣ қарор хоҳад дод. Ва Аллоҳ (ч) Бахшандаи гуноҳони бандагонаш буда, бағоят Ҳалим аст. Бандагони исёнкорашро дар ҳол ҷазо намедиҳад.

(226) Касоне, ки барои тарки ҷимоъ бо ҳамсаронашон савганд ёд мекунанд, метавонанд шурӯъ аз рӯзи савгандашон чор моҳ мунтазир шаванд. Ин масъала дар аҳкоми фиқҳӣ бо номи “**Ийлоъ**” маъруф аст. Пас, агар шавҳарон баъди савганд хӯрданашон бар тарки ҷимоъ бо ҳамсарони хеш дар муддати чор моҳ ё аз он камтар ба ҳамбистарӣ бо онҳо баргарданд, пас, бешубҳа, Аллоҳ (ч) бағоят Бахшандаи Меҳрубон аст. Ҳар чи аз сӯи онҳо рух додааст, ҳамаро мебахшад. Аз рӯи раҳмат дар ин боб каффораро гузошт, то онҳоро аз ин қасам берун орад.

(227) Ва агар шавҳарон бо идома додани тарки ҷимоъ ва адами бозгашт қасди талоқ дошта бошанд, пас, бегумон Аллоҳ (ч) суханони онҳоро, ки талоқ ҷузъи он аст, мешунавад, аҳвол ва мақсадҳояшонро медонад. Ҳатман барои гуфтаҳо ва кардаҳояшон подошашон медиҳад.

(228) Ва занони талоқшуда аз пеши худ, на бо ҳукми қозӣ муддати се ҳайз интизорӣ мекашанд. Онҳо дар ин муддат ҳаққи шавҳар кардан надоранд. Ва барои занон агар дар имони хеш ба Аллоҳ (ч) ва рӯзи охират содиқ бошанд, пинҳон намудани ҳамли дар бачадонҳояшон офаридаи Аллоҳ (ч) ҳалол нест. Ва шавҳарони талоқдодаашон ба баргардонидани онҳо дар муддати ҳайз ҳаққи бештар доранд, агар бо баргардонидани онҳо мақсади улфат ва дур кунонидани кудурати ба сабаби талоқ пайдошударо дошта бошанд. Ва мутобиқи урфи мардум ва муқарраротi шариат занону мардон бар уҳдаи якдигар салоҳият ва уҳдадориҳои мутақобили ба ҳам монанд доранд. Ва дараҷаи мардон, ки аз сарпарастӣ ва ҳаққи талоқ доштани иборат аст, аз занон болотар аст. Ва Аллоҳ (ч) Зоти Ғолиби Шикастнопазиру дар гузоштани ҳукм ва чорасозӣ Ҳаким аст.

(229) Теъдоди талоқе, ки мард дар он ҳаққи бо зан дубора зиндагӣ кардан дорад, ду талоқ аст. Мард метавонад талоқ кунад, дубора ақди никоҳ бандад, бори дуюм талоқ кунад ва боз баргардад. Сипас, баъди талоқи дуюм ё занро дар ақди никоҳаш бо муоширати нек нигоҳ медорад ва ё ӯро маротибаи сеюм талоқ дода, ба вай некӣ мекунад ва ҳуқуқашро адо месозад. Ва эй мардон, барои шумо ҳалол нест, ки аз маҳри ба ҳамсаронатон додаи хеш чизеро бигиред, магар он ки зан ба шавҳараш аз рӯи бадахлоқӣ ё бадсуратӣ писанд наояд ва зану шавҳар гумон баранд, ки бо иллати набудани муҳаббат дар миёни тарафайн ҳуқуқи бар уҳдаашон мавҷудро вафо карда наметавонанд. Пас, дар ин сурат бояд зану шавҳар қазияи худро ба касе матраҳ намоянд, ки бо онҳо аз нигоҳи хешовандӣ ё ғайри он алоқа дорад. Пас, агар сарпарастонашон аз он тарсанд, ки ин зану шавҳар ҳуқуқи муштараки дар байнашон муқаррарро адо карда наметавонанд, пас, бар завҷайн гуноҳе нест, ки зан барои гирифтани талоқ ва раҳосозии худ ба шавҳар маблағ диҳад. Ин аҳком марзҳои ҷудосозандаи ҳалол аз ҳаром аст. Пас, аз ин марзҳо нагузаред. Ва ҳар ки аз марзҳои миёни ҳалолу ҳаром муқаррарсохтаи Худо мегузарад, пас ин гурӯҳ бо афкандани хештан ба ҳалокат ва ғазабу азоби илоҳӣ бар ҷони худ зулм кардаанд.

(230) Пас, агар шавҳар занашро маротибаи сеюм талоқ кунад, минбаъд барои вай никоҳи он зан ҳалол нест, то он вақте ки зани талоқшуда бо марди дигар бо мақсади зиндагӣ, на ҳалола кардан ақди саҳеҳи издивоҷ бандад ва шавҳари дуюмаш бо вай дар ин никоҳ омезиши ҷинсӣ кунад. Пас, агар шавҳари сонӣ занро талоқ диҳад ё бимирад, баъд аз ин бар он зан ва шавҳари собиқаш гуноҳе нест, ки бо ақд ва маҳри ҷадид ба назди ҳам баргарданд, агар ғолиби гумонашон он бошад, ки аҳкоми шаръии бар зиммашон воҷибро ба ҷо оварда метавонанд. Ва ин марзҳои мазкур аҳкоми шаръӣ аст. Аллоҳ (ч) онро барои мардуме баён месозад, ки ҳукм ва ҳудуди Ӯро медонанд. Зеро маҳз ҳамин гурӯҳ аз баёни он манфиат мебаранд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Аллоҳ (ч) аҳкоми никоҳу талоқро ба сурати комил баён намуд, то бандагон аз ҳадди ҳалолу ҳароми он огоҳ шаванд ва онро нагузаранд;

2.Худо мақоми никоҳро баланд бардошта, ба бозӣ гирифтани онро ҳаром сохта, алфози дар ин бобат истифодашавандаро лозимгардонандаи ақди зану шавҳарӣ қарор додааст. Инчунин бо талоқ ва бозгашти зиёд бозӣ қарор додани талоқро лағв карда, ду талоқро ба сифати ҳадди файсалакунанда муқаррар намудааст, ки шавҳар баъд аз талоқи сеюм ҳуқуқи дубора бо ҳамсари худ барпо кунонидани зиндагиро надорад, магар ба шарти он ки зан бо шавҳари ҷадид ақди никоҳ баста, миёни онҳо алоқаи ҷинсӣ сурат гирад ва аз шавҳари дуюм ҷудо шавад, дар ин сурат метавонад бо шавҳари нахустинаш издивоҷ кунад;

3.Ҳамзистӣ миёни зану шавҳар бояд ба шеваи нек ба роҳ монда шавад. Агар ин гуна зиндагӣ номумкин гардад, воқеъ шудани талоқ боке надорад ва талаб кардани он аз ҷониби зан ё шавҳар сабаби гунаҳкор шуданашон намегардад.

وَإِذَا طَلَّقْتُمُ النِّسَاءَ فَبَلَغْنَ أَجَلَهُنَّ فَأَمْسِكُوهُنَّ بِمَعْرُوفٍ
أَوْ سَرِّحُوهُنَّ بِمَعْرُوفٍ وَلَا تُمْسِكُوهُنَّ ضِرَارًا لِّتَعْتَدُوا وَمَن
يَفْعَلْ ذَٰلِكَ فَقَدْ ظَلَمَ نَفْسَهُ وَلَا تَتَّخِذُوا آيَاتِ اللَّهِ هُزُوًا
وَاذْكُرُوا نِعْمَتَ اللَّهِ عَلَيْكُمْ وَمَا أَنزَلَ عَلَيْكُم مِّنَ الْكِتَابِ وَالْحِكْمَةِ
يَعِظُكُم بِهِ وَاتَّقُوا اللَّهَ وَاعْلَمُوا أَنَّ اللَّهَ بِكُلِّ شَيْءٍ عَلِيمٌ ﴿٢٣١﴾ وَإِذَا
طَلَّقْتُمُ النِّسَاءَ فَبَلَغْنَ أَجَلَهُنَّ فَلَا تَعْضُلُوهُنَّ أَن يَنكِحْنَ
أَزْوَاجَهُنَّ إِذَا تَرَاضَوْا بَيْنَهُم بِالْمَعْرُوفِ ذَٰلِكَ يُوعَظُ بِهِ مَن كَانَ
مِنكُمْ يُؤْمِنُ بِاللَّهِ وَالْيَوْمِ الْآخِرِ ذَٰلِكُمْ أَزْكَىٰ لَكُمْ وَأَطْهَرُ وَاللَّهُ
يَعْلَمُ وَأَنتُمْ لَا تَعْلَمُونَ ﴿٢٣٢﴾ ۞ وَالْوَالِدَاتُ يُرْضِعْنَ أَوْلَادَهُنَّ حَوْلَيْنِ
كَامِلَيْنِ لِمَنْ أَرَادَ أَن يُتِمَّ الرَّضَاعَةَ وَعَلَى الْمَوْلُودِ لَهُ رِزْقُهُنَّ
وَكِسْوَتُهُنَّ بِالْمَعْرُوفِ لَا تُكَلَّفُ نَفْسٌ إِلَّا وُسْعَهَا لَا تُضَارَّ
وَالِدَةٌ بِوَلَدِهَا وَلَا مَوْلُودٌ لَّهُ بِوَلَدِهِ وَعَلَى الْوَارِثِ مِثْلُ ذَٰلِكَ فَإِنْ
أَرَادَا فِصَالًا عَن تَرَاضٍ مِّنْهُمَا وَتَشَاوُرٍ فَلَا جُنَاحَ عَلَيْهِمَا وَإِنْ
أَرَدتُّمْ أَن تَسْتَرْضِعُوا أَوْلَادَكُمْ فَلَا جُنَاحَ عَلَيْكُمْ إِذَا سَلَّمْتُم مَّا
آتَيْتُم بِالْمَعْرُوفِ وَاتَّقُوا اللَّهَ وَاعْلَمُوا أَنَّ اللَّهَ بِمَا تَعْمَلُونَ بَصِيرٌ ﴿٢٣٣﴾



(231) Ва чун занони хешро талоқ додед, пас онҳо ба тамомшавии иддаашон наздик шуданд, шумо ҳақ доред онҳоро баргардонед ё бидуни баргардонидан то вақти ба охир расидани муддати иддаашон бо роҳи некӣ раҳояшон кунед. Ва онҳоро ба қасди зарар расонидан ва дастаи таарруз дароз кардан барнагардонед, чунончи дар даврони ҷоҳилият дар ҳаққашон ҳамин гуна муомила сурат мегирифт. Ва ҳар ки ин корро бо мақсади расонидани зарар анҷом диҳад, пас бегумон худро дар маърази гуноҳ ва уқубат қарор дода, бар ҷонаш ситам кардааст. Ва оятҳои Аллоҳ (ч) бо мавриди бозӣ қарор доданатон ба тамасхур нагиред. Ва неъматҳоеро, ки Аллоҳ (ч) бароятон инъом намудааст ва неъмати Қуръону суннати ба шумо фуруд овардаи Аллоҳ (ч)-ро ба ёд оред. Худованд ба шумо ин неъматҳоро ба мақсади тарғиб ва бим додан ба ёдатон меорад. Ва аз Аллоҳ (ч) бо иҷрои фармонҳо ва тарки ҳаромҳо битарсед ва бидонед, ки Аллоҳ (ч) ҳама чизро медонад. Ҳеҷ чиз аз Ӯ пӯшида нест ва ҳатман дар бадали амалҳои анҷомдодаатон ба шумо подош медиҳад.

(232) Ва чун занонатонро камтар аз се маротиба талоқ додед ва иддаашон ба охир расид, пас, эй сарпарастони занон, дар ин сурат онҳоро аз баргаштан бо ақд ва никоҳи ҷадид ба сӯи шавҳаронашон манъ накунед, вақте рағбати бозгашт дошта ва бо шавҳаронашон дар оиди барқарор кардани зиндагӣ розӣ шуда бошанд. Аз шумо он касе бо ин ҳукми наҳй аз манъи бозгашти занон ба сӯи шавҳаронашон панд дода мешавад, ки ба Аллоҳ (ч) ва рӯзи охират имон дорад. Ин ҳукм дар шумо некиро бештар рушд медиҳад ва номӯсу кирдоратонро аз палидӣ беҳтар пок месозад. Ва Аллоҳ (ч) ҳақиқат ва оқибати корҳоро медонад ва шумо онро намедонед.

(233) Ва бояд модарон фарзандони худро ду соли комил шир диҳанд. Ин таъйини ду сол барои касе аст, ки қасд дорад муддати шир додани кӯдакро ба итмом расонад. Ва рӯзии модарони ширдиҳандаи талоқшуда ва бо либос таъмин кардани онҳо тибқи урфи мардум, ки бо шариат мухолифат накунад, бар зиммаи падари кӯдак воҷиб аст. Аллоҳ (ч) касеро бештар аз доираи тавонаш мукаллаф намегардонад. Ва барои ҳеҷ кас аз падару модар ҳалол нест, ки фарзандро ҳамчун василаи зарар додани тарафи дигар истифода барад. Ва дар сурати мавҷуд набудани падар ва доройӣ надоштани кӯдак, ба зиммаи ворисӣ он кӯдак ҳуқуқе воҷиб мегардад, ки иҷрои он бар уҳдаи падараш воҷиб буд. Пас, агар падару модар қабл аз тамом шудани ду сол қасди аз шир ҷудо кардани кӯдакро кунанд, вақте ин кор баъди машварат ва розигии тарафайн сурат гирифта, ба нафъи кӯдак бошад, пас дар анҷоми он бар волидайн ҳеҷ гуноҳе нест. Ва агар қасд кунед, ки барои фарзандонатон ғайри модаронашон дигар занонро ба ҳайси дояи ширдиҳанда гиред, вақте музди иттифоқшударо бо роҳи нек, бидуни нуқсон ва таъхир ба зани ширдеҳ пардозед, пас ҳеҷ гуноҳе бар шумо нест. Ва аз Аллоҳ (ч) бо иҷрои дастуроташ битарсед. Ва дониста бошед, ки ҳар он чи мекунед, Аллоҳ (ч) онро мебинад. Ҳеҷ чиз аз Ӯ пӯшида намемонад ва ҳатман ба шумо дар ивази кирдорҳоятон подош медиҳад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Худованд дар оятҳои ёдшуда аз он ки нисбат ба занон бо манъ карданашон аз издивоҷ бо мардони мувофиқи майли дилашон ё маҷбур намудан ба издивоҷ бо мардони барояшон нописанд зулм сурат гирад, манъ намудааст;

2.Шариат барои модар агарчи аз ҷониби мард талоқ ҳам шуда бошад, ҳаққи шир доданашро нигоҳ доштааст. Бар мард воҷиб аст, ки то вақте зан ба фарзандаш шир медиҳад, ӯро бо нафақа таъмин кунад;

3.Аллоҳ (ч) падару модарро манъ кардааст, ки аз фарзандон ҳамчун василаи зарар расонидани якдигар истифода баранд;

4.Қуръони карим мусулмононро ташвиқ мекунад, ки тамоми корҳои марбут ба зиндагии зану шавҳар бар асоси машварат ва розигии ҷонибайн сурат гирад.

وَٱلَّذِينَ يُتَوَفَّوْنَ مِنكُمْ وَيَذَرُونَ أَزْوَٰجًا يَتَرَبَّصْنَ بِأَنفُسِهِنَّ
أَرْبَعَةَ أَشْهُرٍ وَعَشْرًا ۖ فَإِذَا بَلَغْنَ أَجَلَهُنَّ فَلَا جُنَاحَ عَلَيْكُمْ
فِيمَا فَعَلْنَ فِىٓ أَنفُسِهِنَّ بِٱلْمَعْرُوفِ ۗ وَٱللَّهُ بِمَا تَعْمَلُونَ خَبِيرٌ
﴿٢٣٤﴾ وَلَا جُنَاحَ عَلَيْكُمْ فِيمَا عَرَّضْتُم بِهِۦ مِنْ خِطْبَةِ ٱلنِّسَآءِ
أَوْ أَكْنَنتُمْ فِىٓ أَنفُسِكُمْ ۚ عَلِمَ ٱللَّهُ أَنَّكُمْ سَتَذْكُرُونَهُنَّ
وَلَٰكِن لَّا تُوَاعِدُوهُنَّ سِرًّا إِلَّآ أَن تَقُولُوا۟ قَوْلًا مَّعْرُوفًا ۚ
وَلَا تَعْزِمُوا۟ عُقْدَةَ ٱلنِّكَاحِ حَتَّىٰ يَبْلُغَ ٱلْكِتَٰبُ أَجَلَهُۥ ۚ
وَٱعْلَمُوٓا۟ أَنَّ ٱللَّهَ يَعْلَمُ مَا فِىٓ أَنفُسِكُمْ فَٱحْذَرُوهُ ۚ وَٱعْلَمُوٓا۟
أَنَّ ٱللَّهَ غَفُورٌ حَلِيمٌ ﴿٢٣٥﴾ لَّا جُنَاحَ عَلَيْكُمْ إِن طَلَّقْتُمُ ٱلنِّسَآءَ
مَا لَمْ تَمَسُّوهُنَّ أَوْ تَفْرِضُوا۟ لَهُنَّ فَرِيضَةً ۚ وَمَتِّعُوهُنَّ عَلَى
ٱلْمُوسِعِ قَدَرُهُۥ وَعَلَى ٱلْمُقْتِرِ قَدَرُهُۥ مَتَٰعًۢا بِٱلْمَعْرُوفِ ۖ حَقًّا عَلَى
ٱلْمُحْسِنِينَ ﴿٢٣٦﴾ وَإِن طَلَّقْتُمُوهُنَّ مِن قَبْلِ أَن تَمَسُّوهُنَّ وَقَدْ
فَرَضْتُمْ لَهُنَّ فَرِيضَةً فَنِصْفُ مَا فَرَضْتُمْ إِلَّآ أَن يَعْفُونَ
أَوْ يَعْفُوَا۟ ٱلَّذِى بِيَدِهِۦ عُقْدَةُ ٱلنِّكَاحِ ۚ وَأَن تَعْفُوٓا۟ أَقْرَبُ لِلتَّقْوَىٰ ۚ
وَلَا تَنسَوُا۟ ٱلْفَضْلَ بَيْنَكُمْ ۚ إِنَّ ٱللَّهَ بِمَا تَعْمَلُونَ بَصِيرٌ ﴿٢٣٧﴾



(234) Ва касоне аз шумо мемиранд ва баъд аз худ ҳамсарони ғайри ҳомилаашонро мегузоранд, фарз аст, ки он занҳо аз пеши худ, на бо ҳукми қозӣ муддати чор моҳу даҳ рӯз мунтазир шаванд. Дар ин муддат ҳаққи аз хонаи шавҳар берун шудан, худро ороиш додан ва бо марди дигар издивоҷ карданро надоранд. Баъд аз ин чун ин муддат ба поён расад, пас, дар он чи он занҳо нисбат ба хештан аз корҳои дар ин муддат бароящон мамнӯъ бо роҳи аз рӯи шариат ва урфи мардум нек анҷом диҳанд, бар шумо сарпарастонашон гуноҳе нест. Ва Аллоҳ (ч) аз ҳар он чи мекунед, Бохабар аст. Ҳеҷ чизе аз зоҳиру ботини шумо аз Ӯ пӯшида нест ва яқинан барои амалҳоятон подошатон медиҳад.

(235) Ва дар сурате, ки бо зани аз вафоти шавҳар ё аз талоқи боин дар идда қарордошта рағбати никоҳ доштани худро бо ишора, бидуни ошкорбаёнӣ изҳор намоед, монанди он ки ба вай “**Чун иддаат тамом шуд, маро огоҳ бисоз**” бигӯед, бар шумо гуноҳе нест. Ё дар он ки ба издивоҷи зани дар идда қарордошта баъди гузаштани иддааш майл доштани худро пинҳон мекунед, бар шумо гуноҳе нест. Аллоҳ (ч) медонад, ки шумо аз сабаби рағбати сахт ба издивоҷ занонро ёд хоҳед кард. Бинобар ин, Аллоҳ (ч) бо ишора изҳор кардани рағбатро барои шумо ҷоиз гардонид, аммо дар муддати иддаи занон ошкор баён сохтани майли издивоҷро манъ кардааст. Валекин аз он ки пинҳонӣ ба занон ваъдаи никоҳ бидиҳед, ҳол он ки онҳо дар ҳолати идда қарор доранд, бипарҳезед, магар тибқи қавли писандидаи бо роҳи киноя изҳори рағбати хеш, ки ин ҷоиз аст. Ва дар муддати идда то замони сипарӣ гаштани он бо занон акди никоҳ набандед. Ва бидонед, ки он чи дар қалбатон оиди ҳалол ва ҳаромҳои Худо пинҳон мекунед, Аллоҳ (ч) онро медонед. Пас, аз Ӯ боэҳтиёт бошед ва хилофи амраш амал накунед. Ва бидонед, ки Аллоҳ (ч) ба бандагони тавбакораш бағоят Бахшандаи Бурдбор аст. Вақте бандагонаш ҷурм мекунанд, онҳоро дар ҳол ҷазо намедиҳад.

(236) Агар он ҳамсаронатонро, ки бо онҳо акди никоҳ бастаед, қабл аз ҳамбистарӣ бо онҳо ва пеш аз он ки барои эшон маҳрро муайян гардонед, талоқ бидиҳед, бар шумо гуноҳе нест. Пас, чун онҳоро дар ин ҳолат талоқ кунед, пардохти маҳр бар уҳдаатон воҷиб намегардад. Ва бар шавҳарон тибқи тавон, сарфи назар аз он ки тавонгаранд ё тангдаст додани чизе ба занон, ки аз он баҳраманд мешаванд ва боиси тасаллии хотири шикастаашон мегардад, воҷиб мебошад. Ин андозае, ки дар чунин ҳолатҳо ба занон дода мешавад, бар зиммаи бандагони дар кирдору муомила некӯкор ҳаққи қатъӣ аст.

(237) Ва агар ҳамсаронатонро, ки бо онҳо акди никоҳ бастаед, қабл аз ҳамбистарӣ бо онҳо, дар ҳоле ки бароящон маҳрро муайян сохтаед, талоқ бидиҳед, пас бар шумо пардохти нисфи маҳри таъйингашта воҷиб мешавад, магар он ки занон худашон аз он маҳр гузашт кунанд ё худи шавҳарон бо бахшидани маҳри комил ба занон гузашт кунанд. Ва аз ҳуқуқи дар байнатон муштарак аз ҳамдигар гузашт намуданатон ба тарс ва тоати Худо наздиктар аст. Ва эй мардум, дар байни худ лутфу эҳсон ва аз ҳамдигар гузашт намуданро тарк накунед. Ҳамоно Аллоҳ (ч) ба он чи анҷом медиҳед, Бино аст. Дар анҷоми амали нек ба хотири касби подоши Аллоҳ (ч) талош намоед.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Бояд зани шавҳараш аз дунё гузашта идда бинад. Муддати чор моҳу даҳ рӯз аз ороиш ва акди издивоҷи нав худдорӣ кунад;

2.Маърифати мӯъмин дар бораи он ки Аллоҳ (ч) аз ҳолати ӯ огоҳ аст, ӯро ба эҳтиёткорӣ ва риояи ҳудуди илоҳӣ водор месозад;

3.Худо бандагонро ба рафтори нек бо ҳамсарон ва хешовандон тарғиб менамояд ва бояд аз кӯтоҳиҳои якдигар чашм пӯшанд.

حَٰفِظُواْ عَلَى ٱلصَّلَوَٰتِ وَٱلصَّلَوٰةِ ٱلۡوُسۡطَىٰ وَقُومُواْ لِلَّهِ قَٰنِتِينَ ٢٣٨ فَإِنۡ خِفۡتُمۡ فَرِجَالًا أَوۡ رُكۡبَانٗاۖ فَإِذَآ أَمِنتُمۡ فَٱذۡكُرُواْ ٱللَّهَ كَمَا عَلَّمَكُم مَّا لَمۡ تَكُونُواْ تَعۡلَمُونَ ٢٣٩ وَٱلَّذِينَ يُتَوَفَّوۡنَ مِنكُمۡ وَيَذَرُونَ أَزۡوَٰجٗا وَصِيَّةٗ لِّأَزۡوَٰجِهِم مَّتَٰعًا إِلَى ٱلۡحَوۡلِ غَيۡرَ إِخۡرَاجٖۚ فَإِنۡ خَرَجۡنَ فَلَا جُنَاحَ عَلَيۡكُمۡ فِي مَا فَعَلۡنَ فِيٓ أَنفُسِهِنَّ مِن مَّعۡرُوفٖۗ وَٱللَّهُ عَزِيزٌ حَكِيمٞ ٢٤٠ وَلِلۡمُطَلَّقَٰتِ مَتَٰعُۢ بِٱلۡمَعۡرُوفِۖ حَقًّا عَلَى ٱلۡمُتَّقِينَ ٢٤١ كَذَٰلِكَ يُبَيِّنُ ٱللَّهُ لَكُمۡ ءَايَٰتِهِۦ لَعَلَّكُمۡ تَعۡقِلُونَ ٢٤٢ ۞أَلَمۡ تَرَ إِلَى ٱلَّذِينَ خَرَجُواْ مِن دِيَٰرِهِمۡ وَهُمۡ أُلُوفٌ حَذَرَ ٱلۡمَوۡتِ فَقَالَ لَهُمُ ٱللَّهُ مُوتُواْ ثُمَّ أَحۡيَٰهُمۡۚ إِنَّ ٱللَّهَ لَذُو فَضۡلٍ عَلَى ٱلنَّاسِ وَلَٰكِنَّ أَكۡثَرَ ٱلنَّاسِ لَا يَشۡكُرُونَ ٢٤٣ وَقَٰتِلُواْ فِي سَبِيلِ ٱللَّهِ وَٱعۡلَمُوٓاْ أَنَّ ٱللَّهَ سَمِيعٌ عَلِيمٞ ٢٤٤ مَّن ذَا ٱلَّذِي يُقۡرِضُ ٱللَّهَ قَرۡضًا حَسَنٗا فَيُضَٰعِفَهُۥ لَهُۥٓ أَضۡعَافٗا كَثِيرَةٗۚ وَٱللَّهُ يَقۡبِضُ وَيَبۡصُۜطُ وَإِلَيۡهِ تُرۡجَعُونَ ٢٤٥



(238) Бар адои намозҳо он гуна ки Худо амр кардааст ва хусусан бар намози беҳтарин ва миёна, ки намози аср аст, муҳофизат кунед ва дар намози хеш дар ҳолати фурӯтанӣ ва итоат рост биистед.

(239) Пас, агар аз душман ва монанди он битарсед ва қудрати ба сурати комил адои намозро надошта бошед, пас онро пиёда ё савораи шутур, асп ва ғайра ва ё ба ҳар сифате, ки метавонед, ба ҷо оред. Пас, вақте ҳаросатон бартараф гардад, пас Аллоҳ (ч)-ро он гуна ки ба шумо он чиро намедонистед, таълим додааст, ёд кунед. Аз он ҷумла бояд намоз ба сурати таълимдодаи Аллоҳ (ч) барпо гардад.

(240) Ва он касоне аз шумо мемиранд ва баъд аз вафоташон ҳамсаронашонро мегузоранд, бар онҳо воҷиб аст, ки барои занонашон васият кунанд, ки занон то як соли комил бо маскан ва нафақа таъмин шуда, аз он баҳраманд гарданд, ворисони майит ҳақ надоранд онҳоро аз хона берун созанд. Ин ҳукми баҳрманд гаштани занон аз маскан ва нафақа ба мақсади тасаллии хотири ҳамсарон ва нишонаи вафодории майит ба онҳо аст. Пас, агар занон қабл аз такмили як сол аз назди худ аз хона берун шаванд, пас дар он чи аз кори шаръан нек ба мисли ороиш ва истеъмоли хушбӯӣ анҷом додаанд, бар шумо ва онҳо гуноҳе нест. Ва Аллоҳ (ч) Зоти Ғолиби дар ҷорасозӣ, гузоштани аҳком ва таъйини қазову қадар бағоят Ҳаким аст.

Бояд қайд кард, ки бештари муфассирон ҳукми ин оятро бо ояти қаблан зикршудаи "**Ва касоне аз шумо мемиранд ва баъд аз худ ҳамсарони ғайри ҳомилаашонро мегузоранд, фарз аст, ки аз пеши худ, на бо ҳукми қозӣ муддати чор моҳу даҳ рӯз мунтазир шаванд...**"[1] мансухшуда медонанд.

(241) Ва бояд ба занон барои тасалии хотири аз воқеъшавии талоқ озурдаашон ба қадри имкон либос, мол ва мисли он ҳадя дода шавад, то аз он баҳраманд гарданд. Ин ҳукм бар зиммаи бандагони бо иҷрои фармонҳо ва тарки ҳаромҳо парҳезкор ҳаққи қатъӣ аст.

(242) Эй мӯъминон, Аллоҳ (ч) барои шумо оятҳои дарбаргирандаи ҳудуд ва аҳкомашро мисли баёни мазкур баён мекунад, то шояд шумо он оятҳоро фаҳмида, тибқи он амал намоед ва дар ду олам сарфароз шавед.

(243) Эй Паёмбар, оё бароят хабари он касоне, ки аз хонаҳояшон ба сабаби бемории вабо ё ғайри он аз тарси марг берун шуданд, нарасидааст? Онҳо тоифае аз Фарзандони Яъқуб буданд. Баъд аз ин Аллоҳ (ч) ба онҳо "**Бимиред**" гуфт. Бо фармони илоҳӣ мурданд. Сипас, Аллоҳ (ч) онҳоро дубора зинда гардонид, то ба онҳо баён созад, ки тамоми кор дар ихтиёри Ӯ буда, онҳо ба худ фоида ва зарар оварда наметавонанд. Ҳамоно Аллоҳ (ч) нисбат ба мардум Соҳиби лутфу эҳсон аст, валекин бештари мардум шукри Аллоҳ (ч)-ро ба ҷо намеоранд.

(244) Ва эй мӯъминон, барои пирӯзии Ислом муқобили душманон дар роҳи Аллоҳ (ч) биҷангед. Ва бидонед, ки Аллоҳ (ч) Шунавои Доно аст. Суханатонро мешунавад ва нияту кирдоратонро медонад. Ҳатман дар ивази ҳар кор ба шумо подош медиҳад.

(245) Чӣ касе ҳамчун қарздиҳанда амал карда, молашро ба нияти нек ва холисона дар роҳи Аллоҳ (ч) харҷ менамояд, то Аллоҳ (ч) моли ӯро чанд баробар бештар барояш баргардонад. Ва Аллоҳ (ч) дар рӯзӣ, тандурустӣ ва ғайра аз рӯи ҳикмат ва адолат тангӣ ва фароҳӣ меорад. Ва рӯзи охират танҳо ба сӯи Ӯ баргардонида мешавед. Он рӯз ба шумо дар бадали аъмолатон подош медиҳад.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Худованд дар оятҳои ёдшуда мӯъминонро ба он дастур додааст, ки намозро бо риояи фарзу воҷибу суннат адо созанд. Агар хондани намоз ба сурати комил душвор гардад, ҳар кас тибқи ҳолаташ онро ба ҷо орад;

2.Раҳмати Худо ба бандагон ошкор аст. Аз ин ҷиҳат оятҳои Худро барои онҳо пурра баён кард, то аз он истифода намоянд;

3.Аллоҳ (ч) гоҳо баъзе бандагонашро месанҷад, рӯзиашонро танг мегардонад ва гурӯҳи дигарро бо фаро сохтани ризқ мавриди имтиҳон қарор медиҳад. Худо дар ин кор ҳикмати зиёд дорад.

1. Бақара: 234

سُورَةُ البَقَرَة — الجُزْءُ الثَّانِي

أَلَمْ تَرَ إِلَى الْمَلَإِ مِنْ بَنِي إِسْرَائِيلَ مِنْ بَعْدِ مُوسَىٰ إِذْ
قَالُوا لِنَبِيٍّ لَهُمُ ابْعَثْ لَنَا مَلِكًا نُقَاتِلْ فِي سَبِيلِ اللَّهِ
قَالَ هَلْ عَسَيْتُمْ إِنْ كُتِبَ عَلَيْكُمُ الْقِتَالُ أَلَّا تُقَاتِلُوا
قَالُوا وَمَا لَنَا أَلَّا نُقَاتِلَ فِي سَبِيلِ اللَّهِ وَقَدْ أُخْرِجْنَا
مِنْ دِيَارِنَا وَأَبْنَائِنَا فَلَمَّا كُتِبَ عَلَيْهِمُ الْقِتَالُ تَوَلَّوْا
إِلَّا قَلِيلًا مِنْهُمْ وَاللَّهُ عَلِيمٌ بِالظَّالِمِينَ ﴿٢٤٦﴾ وَقَالَ لَهُمْ
نَبِيُّهُمْ إِنَّ اللَّهَ قَدْ بَعَثَ لَكُمْ طَالُوتَ مَلِكًا
قَالُوا أَنَّىٰ يَكُونُ لَهُ الْمُلْكُ عَلَيْنَا وَنَحْنُ أَحَقُّ
بِالْمُلْكِ مِنْهُ وَلَمْ يُؤْتَ سَعَةً مِنَ الْمَالِ قَالَ إِنَّ اللَّهَ
اصْطَفَاهُ عَلَيْكُمْ وَزَادَهُ بَسْطَةً فِي الْعِلْمِ وَالْجِسْمِ
وَاللَّهُ يُؤْتِي مُلْكَهُ مَنْ يَشَاءُ وَاللَّهُ وَاسِعٌ عَلِيمٌ ﴿٢٤٧﴾
وَقَالَ لَهُمْ نَبِيُّهُمْ إِنَّ آيَةَ مُلْكِهِ أَنْ يَأْتِيَكُمُ
التَّابُوتُ فِيهِ سَكِينَةٌ مِنْ رَبِّكُمْ وَبَقِيَّةٌ مِمَّا
تَرَكَ آلُ مُوسَىٰ وَآلُ هَارُونَ تَحْمِلُهُ الْمَلَائِكَةُ
إِنَّ فِي ذَٰلِكَ لَآيَةً لَكُمْ إِنْ كُنْتُمْ مُؤْمِنِينَ ﴿٢٤٨﴾

٤٠

(246) Эй Паёмбар, оё бароят хабари ашрофони Фарзандони Яъқуб, ки баъди фавти Мӯсо (а) зистаанд, нарасидааст? Он гоҳ, ки онҳо ба паёмбарашон гуфтанд: “**Барои мо подшоҳеро баргузин, то бо вай дар роҳи Аллоҳ (ч) биҷангем.**” Паёмбарашон ба онҳо гуфт: “**Агар ҷангидан дар роҳи Аллоҳ (ч) бар шумо фарз гардонида шавад, шояд намеҷангед.**” Онҳо пиндори паёмбарашонро инкор карда гуфтанд: “**Моро кадом монеа аз ҷангидан дар роҳи Аллоҳ (ч) боз медорад, ҳол он ки омилҳои тақозокунандаи ҷанг вуҷуд дорад?! Душманонамон моро аз сарзаминҳоямон берун сохтанд ва фарзандонамонро асир гирифтанд. Мо барои бозпас гирифтани сарзаминҳо ва аз асорат озод сохтани фарзандонамон меҷангем.**” Пас, чун Аллоҳ (ч) бар онҳо ҷангиданро фарз гардонид, аз иҷрои фармон рӯй тофтанд ва ба ваъдаи худ ба истиснои теъдоди андак вафо накарданд. Ва Аллоҳ (ч) золимонеро, ки аз фармонаш рӯй гардонида, аҳди хешро мешикананд, медонад ва барои ин амал онҳоро ҷазо хоҳад дод.

(247) Ва паёмбарашон ба онҳо гуфт: “**Ҳамоно Аллоҳ (ч) Толутро барои шумо подшоҳ баргузидааст, то зери парчами ӯ биҷангед.**” Ашрофони Фарзандони Яъқуб ин интихоби Худоро инкор карда ва бо эътироз гуфтанд: “**Чигуна Толут бар мо салтанат дошта метавонад, дар ҳоле ки мо дар боби салтанат аз вай сазовортарем, зеро ӯ аз шоҳзодагон нест. Ва барояш дороии густурдае, ки бо истифода аз он мамлакатро идора кунад, дода нашудааст. Вай бо ин ҳол чӣ гуна подшоҳӣ мекунад?**” Паёмбарашон гуфт: “**Ба дурустӣ, Аллоҳ (ч) ӯро бар шумо баргузида ва вусъати илмӣ ва нерӯи ҷисмонии ӯро дар қиёс бо шумо афзун сохтааст. Ва Аллоҳ (ч) подшоҳиашро аз рӯи ҳикмат ва раҳмати Худ ба ҳар ки хоҳад, медиҳад. Ва Аллоҳ (ч) дорои лутфу эҳсони паҳноварбуда, бар ҳар ки ҳар чи хоҳад, ато менамояд. Бандагони сазовори фазлашро медонад.**”

(248) Ва паёмбарашон ба онҳо гуфт: “**Бегумон аломати рост будани подшоҳ интихоб шудани Толут он аст, ки Аллоҳ (ч) барои шумо сандуқро[1] бармегардонад, дар он эҳсоси оромиш аз ҷониби Парвардигоратон ва монанди асо ва тахтаҳои Таврот ёдгориҳои гузоштаи хонадони Мӯсо ва хонадони Ҳорун аст. Фариштагон онро мебардоранд. Агар шумо дар ҳақиқат мӯъминед, бешубҳа, бароятон дар ин сандуқ аломати равшан бар салтанати ӯ аст.**”

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Оятҳои карима барои мо муҳимтарин сифатҳоеро, ки шахс бо доштани он сазовори раҳбарии мардум мегардад, таълим додааст. Якум дониш ва дуюм нерӯмандӣ;

2.Қуръони маҷид моро раҳнамоӣ мекунад, ки ҳар ки зимоми идораи мардумро ба зимма мегирад, то вақте онҳоро амалан озмоиш накунад, набояд фирефтаи суханонашон гардад;

3.Эътиборҳои дар миёни мардум оиди баҳо додани шахс маъруф назди Худо мизони дурусти баҳогузорӣ нест, балки Ӯ бо ҳикмат ва илми Худ ҳар киро хоҳад, бармегузинад.

1. Сандуқи аз Фарзандони Яъқуби Набӣ рабудашуда аст, ки ба он эҳтироми зиёд доштанд. (**Муаллифон**)

فَلَمَّا فَصَلَ طَالُوتُ بِٱلۡجُنُودِ قَالَ إِنَّ ٱللَّهَ مُبۡتَلِيكُم
بِنَهَرٖ فَمَن شَرِبَ مِنۡهُ فَلَيۡسَ مِنِّي وَمَن لَّمۡ يَطۡعَمۡهُ
فَإِنَّهُۥ مِنِّيٓ إِلَّا مَنِ ٱغۡتَرَفَ غُرۡفَةَۢ بِيَدِهِۦۚ فَشَرِبُواْ مِنۡهُ
إِلَّا قَلِيلٗا مِّنۡهُمۡۚ فَلَمَّا جَاوَزَهُۥ هُوَ وَٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ
مَعَهُۥ قَالُواْ لَا طَاقَةَ لَنَا ٱلۡيَوۡمَ بِجَالُوتَ وَجُنُودِهِۦۚ
قَالَ ٱلَّذِينَ يَظُنُّونَ أَنَّهُم مُّلَٰقُواْ ٱللَّهِ كَم مِّن فِئَةٖ
قَلِيلَةٍ غَلَبَتۡ فِئَةٗ كَثِيرَةَۢ بِإِذۡنِ ٱللَّهِۗ وَٱللَّهُ مَعَ
ٱلصَّٰبِرِينَ ٢٤٩ وَلَمَّا بَرَزُواْ لِجَالُوتَ وَجُنُودِهِۦ قَالُواْ
رَبَّنَآ أَفۡرِغۡ عَلَيۡنَا صَبۡرٗا وَثَبِّتۡ أَقۡدَامَنَا وَٱنصُرۡنَا
عَلَى ٱلۡقَوۡمِ ٱلۡكَٰفِرِينَ ٢٥٠ فَهَزَمُوهُم بِإِذۡنِ ٱللَّهِ
وَقَتَلَ دَاوُۥدُ جَالُوتَ وَءَاتَىٰهُ ٱللَّهُ ٱلۡمُلۡكَ
وَٱلۡحِكۡمَةَ وَعَلَّمَهُۥ مِمَّا يَشَآءُۗ وَلَوۡلَا دَفۡعُ ٱللَّهِ ٱلنَّاسَ
بَعۡضَهُم بِبَعۡضٖ لَّفَسَدَتِ ٱلۡأَرۡضُ وَلَٰكِنَّ ٱللَّهَ ذُو
فَضۡلٍ عَلَى ٱلۡعَٰلَمِينَ ٢٥١ تِلۡكَ ءَايَٰتُ ٱللَّهِ نَتۡلُوهَا
عَلَيۡكَ بِٱلۡحَقِّۚ وَإِنَّكَ لَمِنَ ٱلۡمُرۡسَلِينَ ٢٥٢



(249) Пас, чун Толут ҳамроҳи лашкариён аз шаҳр берун шуд, ба онҳо гуфт: “**Аллоҳ (ч) шуморо ба воситаи рӯдхонае месанҷад. Пас, ҳар ки аз оби он бинӯшад, пас дар роҳи ман нест ва маро дар ҷангидан алайҳи душманон ҳамроҳӣ намекунад. Ва ҳар ки аз оби он нанӯшад, пас вай дар роҳи ман аст, бо ман дар набарди душман ҳамроҳ мешавад, магар касе, ки маҷбур шуда, аз оби дарё ба андозаи як мушти дасташ бинӯшад.**” Пас, ҳамаи лашкар об нӯшиданд, магар теъдоди андаке, ки бо вуҷуди таншангии сахт сабр карданд ва нанӯшиданд. Пас, чун Толут бо мӯъминони ҳамроҳаш аз дарё гузаштанд, баъзеи лашкариёнаш гуфтанд: “**Мо имрӯз тавони онро надорем, ки муқобили Толут ва лашкараш биҷангем.**” Дар он ҳангом касоне, ки ба мулоқоти хеш бо Аллоҳ (ч) дар рӯзи охират яқин доштанд, гуфтанд: “**Чӣ басо гурӯҳи камшумори мӯъминон бо иҷозат ва кӯмаки Аллоҳ (ч) алайҳи гурӯҳи сершумори кофирон пирӯз гаштаанд. Зеро дар пирӯзӣ имон эътибор дорад, на теъдод. Ва Аллоҳ (ч) бо бандагони сабркунандаи Хеш аст. Онҳоро мадад ва таъйид мекунад.**”

(250) Ва чун Толут бо лашкариёни мӯъминаш барои муқобили Ҷолут ва лашкариёнаш ҷангидан берун шуда, саф кашиданд, бо дуову илтиҷо ба Парвардигор рӯй оварда гуфтанд: "**Парвардигори мо, бар қалбҳоямон сабр бирез ва қадамҳоямонро устувор бисоз, то аз майдон фирор накунем ва дар муқобили душманд шикаст нахӯрем ва бо нерӯ ва мадади Худ моро алайҳи кофирон пирӯз гардон.**”

(251) Пас, онҳо бо иҷозати Аллоҳ (ч) душманонашонро шикаст доданд ва Довуд раҳбарашон Ҷолутро ба қатл расонид ва Аллоҳ (ч) барояш салтанат ва нубувват дод ва ӯро аз анвои гуногуни донишҳои мехостааш омӯзонид. Хайри дунёву охиратро дар вай ҷамъ кард. Ва агар яке аз қонунҳои Аллоҳ (ч) чунин намебуд, ки фасоди баъзеро ба воситаи баъзеи дигар бартараф месозад, замин ҳатман бо ҳукмфармо гаштани фасодкорон табоҳ мешуд, валекин Аллоҳ (ч) дар ҳаққи ҳамаи мавҷудот Дорои лутфу эҳсон аст.

(252) Ин оятҳои равшани Аллоҳ (ч) аст. Мо онро бар ту Паёмбар ба ростӣ тиловат мекунем. Ин оятҳо ахбори содиқ ва аҳкоми одилонаро дарбар мегирад. Ва яқинан ту аз паёмбарони Худои ҷаҳониён ҳастӣ.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Яке аз ҳикматҳои шахси раҳбар он аст, ки лашкариёнашро бо навъҳои мухталифи озмоишҳо месанҷад, то саффашон ҷудо шуда, устувору ноустувор маълум гардад;

2.Дар роҳи расидан ба ғалаба алайҳи душман танҳо теъдоди зиёд ва силоҳ эътибор надорад, балки кӯмаку тавфиқи Парвардигор аз бузургтарин сабабҳои зафарёбӣ ва пирӯзӣ аст;

3.Дар лаҳзаҳои фитнаю душворӣ фақат касоне собитқадам мемонанд, ки қалбашон аз яқин ба Аллоҳ (ч) обод аст. Ин гурӯҳ бандагон ҳангоми омадани ҳама гуна мусибат ва озмоиш сабр карда, устувор мемонанд;

4.Аз бузургтарин асбоби қабулшавии дуо, хусусан дар майдони набард бо қалби содиқи шефтаи Худо ба сӯи Ӯ рӯй овардан аст;

5.Яке аз қонунҳо ва ҳикматҳои Худо он аст, ки дар замин шар ва фасоди баъзеро ба воситаи баъзеи дигар бартараф месозад.